۞ قَالَ ٱلْمَلَأُ ٱلَّذِينَ ٱسْتَكْبَرُوا۟ مِن قَوْمِهِۦ لَنُخْرِجَنَّكَ يَٰشُعَيْبُ
وَٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ مَعَكَ مِن قَرْيَتِنَآ أَوْ لَتَعُودُنَّ فِى مِلَّتِنَا ۚ قَالَ أَوَلَوْ
كُنَّا كَٰرِهِينَ ﴿٨٨﴾ قَدِ ٱفْتَرَيْنَا عَلَى ٱللَّهِ كَذِبًا إِنْ عُدْنَا فِى مِلَّتِكُم بَعْدَ
إِذْ نَجَّىٰنَا ٱللَّهُ مِنْهَا ۚ وَمَا يَكُونُ لَنَآ أَن نَّعُودَ فِيهَآ إِلَّآ أَن يَشَآءَ
ٱللَّهُ رَبُّنَا ۚ وَسِعَ رَبُّنَا كُلَّ شَىْءٍ عِلْمًا ۚ عَلَى ٱللَّهِ تَوَكَّلْنَا ۚ رَبَّنَا ٱفْتَحْ
بَيْنَنَا وَبَيْنَ قَوْمِنَا بِٱلْحَقِّ وَأَنتَ خَيْرُ ٱلْفَٰتِحِينَ ﴿٨٩﴾ وَقَالَ ٱلْمَلَأُ
ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ مِن قَوْمِهِۦ لَئِنِ ٱتَّبَعْتُمْ شُعَيْبًا إِنَّكُمْ إِذًا لَّخَٰسِرُونَ
﴿٩٠﴾ فَأَخَذَتْهُمُ ٱلرَّجْفَةُ فَأَصْبَحُوا۟ فِى دَارِهِمْ جَٰثِمِينَ ﴿٩١﴾ ٱلَّذِينَ
كَذَّبُوا۟ شُعَيْبًا كَأَن لَّمْ يَغْنَوْا۟ فِيهَا ۚ ٱلَّذِينَ كَذَّبُوا۟ شُعَيْبًا كَانُوا۟
هُمُ ٱلْخَٰسِرِينَ ﴿٩٢﴾ فَتَوَلَّىٰ عَنْهُمْ وَقَالَ يَٰقَوْمِ لَقَدْ أَبْلَغْتُكُمْ
رِسَٰلَٰتِ رَبِّى وَنَصَحْتُ لَكُمْ ۖ فَكَيْفَ ءَاسَىٰ عَلَىٰ قَوْمٍ
كَٰفِرِينَ ﴿٩٣﴾ وَمَآ أَرْسَلْنَا فِى قَرْيَةٍ مِّن نَّبِىٍّ إِلَّآ أَخَذْنَآ أَهْلَهَا
بِٱلْبَأْسَآءِ وَٱلضَّرَّآءِ لَعَلَّهُمْ يَضَّرَّعُونَ ﴿٩٤﴾ ثُمَّ بَدَّلْنَا
مَكَانَ ٱلسَّيِّئَةِ ٱلْحَسَنَةَ حَتَّىٰ عَفَوا۟ وَّقَالُوا۟ قَدْ مَسَّ ءَابَآءَنَا
ٱلضَّرَّآءُ وَٱلسَّرَّآءُ فَأَخَذْنَٰهُم بَغْتَةً وَهُمْ لَا يَشْعُرُونَ ﴿٩٥﴾



(88) Пешвоён ва саркардагони мутакаббири қавми Шуайб ба вай гуфтанд: “**Эй Шуайб, бегумон мо ту ва мӯъминони ҳамроҳатро аз ин деҳаи худ берун мекунем ё ба дини мо бармегардед.**” Шуайб бо тааҷҷуб гуфт: “**Оё мо агарчи дини шуморо нахоҳем, аз он пайравӣ кунем?! Мо медонем, ки роҳи шумо залолат аст.**

(89) **Агар мо ба дини шумо баъд аз он ки Аллоҳ (ч) моро аз он эмин нигоҳ дошта аст, эътиқод кунем ва ширк варзем, яқинан дар ин сурат бар Аллоҳ (ч) дурӯғ бофтаем. Ва барои мо дуруст ва лоиқ нест, ки ба ойини ботили шумо баргардем, магар он ки Аллоҳи Парвардигорам онро бихоҳад. Зеро ҳама мавҷудот тобеи хости Ӯ аст. Парвардигори мо тамоми чизро бо илмаш иҳота карда, ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест. Мо танҳо ба Аллоҳ (ч) такя дорем, то моро дар роҳи ҳақ устувор дорад ва аз роҳҳои расонанда ба дӯзах ҳифз намояд. Эй Парвардигори мо, миёни мо ва қавми кофирамон бо адолат доварӣ кун, ситамдидаи соҳибҳақро бар золими саркаш пирӯз гардон ва Ту беҳтарин доварон ҳастӣ.**”

(90) Саркардагон ва пешвоёни кофири қавми Шуайб, ки даъвати ӯро напазируфта, мардумро аз пайравиаш ҳушдор медоданд, гуфтанд: “**Эй мардум, агар ба дини Шуайб ворид шавед ва дини хештан ва падаронатонро тарк кунед, бегумон бо ин амал зиёндида ҳастед.**”

(91) Пас онҳоро зилзилаи шадид фаро гирифта, дар манзилҳои худ ба зону ва чеҳраашон афтода ҳалок шуданд.

(92) Ҳамаи касоне, ки Шуайбро дурӯғгӯй донистанд, ҳалок гашта, чунон шуданд, ки гӯё қаблан дар манзилҳояшон зиндагӣ накарда ва аз он баҳра набурда бошанд. Касоне, ки Шуайбро дурӯғгӯӣ донистанд, зиёнкори ҳақиқӣ буданд. Зеро онҳо бар ҷони хештан ва дороиашон хасорат расониданд. Мӯъминони қавми Шуайб он гуна ки кофирон даъво доштанд, зиёнкор набуданд.

(93) Ва чун қавми Шуайб ҳалок шуданд, Паёмбарашон аз онҳо рӯй гардонид ва гуфт: “**Эй қавми ман! Ҳамоно ман ба шумо он чиро, ки Парвардигорам дастур дод, расондам ва шуморо насиҳат кардам, вале насиҳатамро напазируфтед ва аз ман итоат накардед. Пас чӣ гуна барои қавме, ки ба Аллоҳ (ч) кофир шуда, дар ин роҳ боқӣ монданд, ғамгин гардам?!**”

(94) Ва бешак, Мо дар ҳар деҳа ҳар паёмбареро, ки фиристодем ва қавмаш бо такзибаш кофир шуданд, онҳоро ба бадбахтӣ, тангдастӣ ва беморӣ гирифтор сохтем, то назди Аллоҳ (ч) зорию илтиҷо кунанд ва куфру кибру ғурури худро тарк созанд.

Ин сухани Аллоҳ (ч) барои кофирони Қурайш ва ғайра ҳушдор буда, яке аз қонунҳои илоҳиро нисбат ба такзибгарон нишон медиҳад.

(95) Сипас ҳолати онҳоро баъд аз бадбахтӣ ва камбағалӣ ба некӣ, фароҳӣ ва амну осоиш табдил додем то он ки теъдод ва амволашон афзоиш ёфт ва гуфтанд: “**Он хайр ва шарре, ки ба мо расид, одати доимӣ ва дерина аст. Пеш аз мо гузаштагонамон низ дучори он гашта буданд.**” Онҳо дарк накарданд, ки ҳадаф аз гирифтори сахтӣ намуданашон панд гирифтан ва ҳадаф аз неъмат доданашон тадриҷан ҳалок кардан буд. Пас онҳоро бо азоби Худ ногаҳон гирифтем ва ҳол он ки онҳо вуқӯи азоброэҳсос намекарданд ва интизор надоштанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аз нишонаҳои икроми Парвардигор бандагони мӯъминашро он аст, ки дарҳои донишро бо ҷудо кардани ҳақиқат аз ботил, наҷоти мӯъминон ва уқубати кофирон барои онҳо кушода аст;

2.Яке аз қонунҳои Аллоҳ (ч) барои бандагон он аст, ки онҳоро мӯҳлат медиҳад, то аз ҳодиса ва воқеаҳо ибрат гиранд ва ҳамаи навъи гуноҳро тарк кунанд;

3.Шояд дар ҳолати озмоиш бо сахтӣ аксари мардум сабр карда, душвориҳояшро таҳаммул кунанд, аммо дар ҳолати озмоиш бо фароҳӣ теъдоди андак тоқат менамоянд.

وَلَوۡ أَنَّ أَهۡلَ ٱلۡقُرَىٰٓ ءَامَنُواْ وَٱتَّقَوۡاْ لَفَتَحۡنَا عَلَيۡهِم بَرَكَٰتٖ
مِّنَ ٱلسَّمَآءِ وَٱلۡأَرۡضِ وَلَٰكِن كَذَّبُواْ فَأَخَذۡنَٰهُم بِمَا كَانُواْ
يَكۡسِبُونَ ٩٦ أَفَأَمِنَ أَهۡلُ ٱلۡقُرَىٰٓ أَن يَأۡتِيَهُم بَأۡسُنَا
بَيَٰتٗا وَهُمۡ نَآئِمُونَ ٩٧ أَوَأَمِنَ أَهۡلُ ٱلۡقُرَىٰٓ أَن يَأۡتِيَهُم
بَأۡسُنَا ضُحٗى وَهُمۡ يَلۡعَبُونَ ٩٨ أَفَأَمِنُواْ مَكۡرَ ٱللَّهِۚ
فَلَا يَأۡمَنُ مَكۡرَ ٱللَّهِ إِلَّا ٱلۡقَوۡمُ ٱلۡخَٰسِرُونَ ٩٩ أَوَلَمۡ يَهۡدِ
لِلَّذِينَ يَرِثُونَ ٱلۡأَرۡضَ مِنۢ بَعۡدِ أَهۡلِهَآ أَن لَّوۡ نَشَآءُ
أَصَبۡنَٰهُم بِذُنُوبِهِمۡۚ وَنَطۡبَعُ عَلَىٰ قُلُوبِهِمۡ فَهُمۡ لَا يَسۡمَعُونَ
١٠٠ تِلۡكَ ٱلۡقُرَىٰ نَقُصُّ عَلَيۡكَ مِنۡ أَنۢبَآئِهَاۚ وَلَقَدۡ جَآءَتۡهُمۡ
رُسُلُهُم بِٱلۡبَيِّنَٰتِ فَمَا كَانُواْ لِيُؤۡمِنُواْ بِمَا كَذَّبُواْ مِن
قَبۡلُۚ كَذَٰلِكَ يَطۡبَعُ ٱللَّهُ عَلَىٰ قُلُوبِ ٱلۡكَٰفِرِينَ ١٠١ وَمَا وَجَدۡنَا
لِأَكۡثَرِهِم مِّنۡ عَهۡدٖۖ وَإِن وَجَدۡنَآ أَكۡثَرَهُمۡ لَفَٰسِقِينَ ١٠٢
ثُمَّ بَعَثۡنَا مِنۢ بَعۡدِهِم مُّوسَىٰ بِـَٔايَٰتِنَآ إِلَىٰ فِرۡعَوۡنَ وَمَلَإِيْهِۦ
فَظَلَمُواْ بِهَاۖ فَٱنظُرۡ كَيۡفَ كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلۡمُفۡسِدِينَ ١٠٣
وَقَالَ مُوسَىٰ يَٰفِرۡعَوۡنُ إِنِّي رَسُولٞ مِّن رَّبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ١٠٤



(96) Ва агар аҳли ин деҳаҳое, ки ба сӯи онҳо фиристодагони Хешро равон кардем, дини овардаи паёмбаронашонро тасдиқ мекарданд ва бо тарки куфру маъсият ва иҷрои дастуроти Мо тақво менамуданд, бешак, аз ҳар тараф дарҳои хайру баракатро бар рӯяшон мекушодем, аммо онҳо имон наоварданд ва тақво накарданд, балки ойини овардаи паёмбаронашонро дурӯғ ҳисобиданд, баъд аз он Мо онҳоро ба сабаби муртакиб шудани гуноҳони зиёд ба таври ногаҳонӣ уқубат намудем.

(97) Пас оё сокинони такзибгари ин деҳаҳо хешро аз он ки азоби Мо шабона ба онҳо ояд, дар ҳоле ки ғарқи хобу роҳат бошанд, эмин меҳисобанд?!

(98) Ё ин ки онҳо худро аз рӯзона омадани азоби Мо, дар ҳоле ки ғофил ва машғули бозию саргарми дунё бошанд, эмин меҳисобанд?!

(99) Ба мӯҳлат ва нерӯю неъмати фарохи барояшон инъом кардаи Аллоҳ (ч), ки ба мақсади тадриҷан ҳалок сохтанашон дода шуда аст, нигоҳ кунед. Оё сокинони такзибгари ин деҳаҳо хештанро аз тадбири пӯшидаи Аллоҳ (ч) дар амон меҳисобанд?! Аз тадбири Аллоҳ (ч) ҷуз қавми ҳалокшуда касе худро дар амон намеҳисобад. Аммо бандагони ботавфиқ, аз тадбири Аллоҳ (ч) дар ҳарос буда, бо инъомҳои Аллоҳ (ч) мағрур намешаванд, балки онро маҳз аз лутфу эҳсони илоҳӣ медонанд ва шукрашро ба ҷо меоранд.

(100) Оё барои касоне, ки баъди ба сабаби гуноҳ ҳалок шудани умматҳои гузашта дар замин ҷонишинашон шудаанд, маълум нашуда аст, ки агар Мо бихоҳем, ба сабаби гуноҳонашон уқубаташон мекунем ва ин яке аз қонунҳои доимии Мо аст ва бар дилашон мӯҳр мезанем, пас ҳеҷ мавъизаеро бо таамул намешунаванд ва ибрат намегиранд?! Магар аз азоби бар пешиниён омада ибрат нагирифтаанд, ки айнан кори онҳоро такрор доранд?!

(101) Эй Паёмбар! Мо ахбори деҳаҳои гузаштаро аз қабили аҳли деҳаи Нӯҳ, Ҳуд, Солеҳ, Лут ва Шуайб бар ту тиловат ва хабар мекунем, ки читавр оятҳои Моро такзиб карда, саркашӣ намуда, дучори ҳалокат гаштанд, то ин ахбор барои шахсони пандпазир ва насиҳатшунав ибрат бошад. Ва ба дурустӣ ки паёмбарони сокинони ин деҳаҳо назди қавмашон бо далелҳои возеҳи исботкунандаи сидқашон омаданд. Пас, онҳо ҳангоми омадани паёмбарон ба сабаби он чи дар илми азалии Аллоҳ (ч) гузашта буд, ки дини паёмбаронро дурӯғ медонанд, имон наоварданд. Чигунае, ки Аллоҳ (ч) бар дили сокинони такзибкунандаи ин деҳаҳо мӯҳр ниҳод, ҳамин тавр бар қалби шахсони ба Муҳаммад (с) кофир шуда низ мӯҳр мениҳад ва минбаъд ҳидоят намеёбанд.

(102) Ва Мо аз сӯи аксари умматҳое, ки барои ҳидояташон паёмбар фиристода шуд, вафодорӣ ва пойбанди ба аҳду паймон ва итоат аз дастуротамонро пайдо накардем ва бешак, бештари онҳоро аз тоати Худ хориҷшуда ёфтем.

(103) Сипас баъд аз ин гурӯҳи паёмбарон Мӯсоро бо ҳуҷҷатҳо ва далелҳои исботкунандаи нубувваташ ба сӯи Фиръавн ва қавмаш равон кардем. Пас аз тарафи онҳо ҷуз инкор ва кофир шудан ба он ҳуҷҷатҳо ва мӯъҷизаҳо дигар чизе сурат нагирифт. Пас эй Паёмбар, андеша кун, ки оқибати кори Фиръавн ва қавмаш бо чӣ анҷомид. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) ҳамаи онҳоро бо ғарқ сохтан дар дарё ҳалок кунонида, дар дунёву охират лаънатро дунболагирашон гардонид.

(104) Ва Мӯсо вақте ба сӯи Фиръавн фиристода шуд ва назди вай омад, гуфт: “**Эй Фиръавн! Ман аз сӯи Офаридгору Молики ҳамаи мавҷудот ва Тадбиркунандаи кори онҳо фиристода шудаам**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Имон ва амали солеҳ барои ин уммат сабаби аз осмону замин рехтан ва фаввора задани хайру баракат мегардад;

2.Фароҳӣ дар ризқ бо парҳезкорӣ алоқаи сахт дорад. Барои ҳамин агар Худо ба кофирон неъмати зиёд диҳад, ин ба маънои тадриҷан ҳалок сохтани онҳо аст;

3.Банда набояд хешро аз азоби ногаҳонии илоҳӣ, ки ҳар лаҳзаи шабу рӯз эҳтимоли омадан дорад, дар амон ҳисобад;

4.Қуръони карим ахбори умматҳои гузаштаро нақл мекунад, то қалби мӯъминонро уствор сохта, кофиронро аз оқибати бади онҳо ҳушдор диҳад.

(105) Мӯсо (а) гуфт: “**Чун ман аз назди Парвардигор фиристода шудаам, пас бароям шоиста аст, ки дар бораи Аллоҳ (ч) ба ҷуз ҳақ сухане нагӯям. Ман ба шумо аз сӯи Парвардигоратон далели равшане овардаам, ки паёмбар буданамро исбот мекунад. Пас Бани Исроилро, ки то имрӯз дар банди асорат ва зери ситаму шиканҷа қарор доштанд, озод намо ва ҳамроҳам бифирист**.”

(106) Фиръавн ба Мӯсо гуфт: “**Агар ту дар ҳақиқат барои исботи нубуввати хеш он гуна ки даъво дорӣ, мӯъҷиза дошта бошӣ, онро биёр, агар дар даъвои худ содиқ ҳастӣ**.”

(107) Баъд аз ин сухан Мӯсо асои дасти худро ба замин андохт, пас он дар чашми ҳар бинанда ба мори бузургҷуссаи намоён табдил ёфт.

(108) Ва Мӯсо дасти хешро аз гиребон ё аз зери бағалаш берун ва намоён сохт, пас дасташ бидуни марази пӯст чунон дар ҳолати сафедӣ ва дурахшонӣ берун шуд, ки аз шиддати рӯшноӣ дар назари ҳар бинанда медурахшид.

(109) Ва пешвоёну саркардагони қавми Фиръавн баъди мушоҳидаи табдил ёфтани асои Мӯсо ба мори калон ва берун шудани дасташ дар ҳолати сафед дар бораи вай гуфтанд: “**Ба дурустӣ ки Мӯсо ҷодугари бисёр доно ва нерӯманд аст**.

(110) **Вай бо ин корҳояш мехоҳад шуморо аз сарзамини Миср берун кунад**.”

Сипас, Фиръавн бо онҳо дар мавриди Мӯсо (а) машварат кард ва гуфт: “**Дар бораи Мӯсо ба ман чӣ машварат медиҳед**?”

(111) Онҳо дар ҷавоби Фиръавн гуфтанд: “**Шитобкорӣ макун ва кори Мӯсову Ҳоруни бародарашро ба таъхир гузор ва дар ҳамаи шаҳрҳои Миср ҷамъоварандагонро фирист, то соҳиронро ҷамъ кунанд.**

(112) **То ҳамаи соҳирони моҳир ва дар касби худ нерӯмандро наздат ҷамъ оранд.**”

(113) Пас Фиръавн барои аз ҳама гӯшаву канори шаҳр ҷамъоварии ҷодугарон афродеро фиристод. Вақте онҳо назди Фиръавн омаданд, аз вай пурсиданд: “**Агар мо бо сеҳри худ алайҳи Мӯсо пирӯз шавем, соҳиби ҷоиза мегардем?**”

(114) Фиръавн дар ҷавоби онҳо гуфт: “**Оре, дар сурати пирӯз гаштан, соҳиби ҷоизаю музд мешавед ва бешубҳа, бо гирифтани мансабҳои баланд аз ҷумлаи муқаррабони даргоҳам мешавед.**”

(115) Соҳирон аз рӯи кибру ғурур бо дили пур ва эътимоди ғолиб омадан алайҳи Мӯсо гуфтанд: “**Эй Мӯсо! Худат интихоб кун. Якум ту он чи мехоҳӣ, меафканӣ ё аввал мо он чи мехоҳем, афканем?!**”

(116) Мӯсо бо такя ба кӯмаки Парвардигор ва бидуни таваҷҷӯҳ ба имконоти моддии онҳо гуфт: “**Нахуст шумо ресмонҳо ва асоҳои дасти худро андозед**.” Чун ресмонҳо ва асоҳои худро ба замин андохтанд, ҷоду карда, чашми мардумро аз дидани асли матлаб бастанд ва онҳоро тарсонида, дар назари шахсони мушоҳидагар ҷодуи бузург оварданд.

(117) Ва Аллоҳ (ч) ба Мӯсои паёмбараш пайғом фиристод, ки эй Мӯсо, асои дасти худро ба замин андоз. Ӯ асояшро ба замин андохт. Пас асои Мӯсо ба мори бузурҷуссае табдил ёфта, ҳамаи ресмонҳо ва асоҳои ҷодугаронро, ки аз он барои чаппа нишон додани ҳақиқатҳо ва фиреб додани мардум истифода карданд ва тавре намоиш доданд, ки гӯё он ресмону асоҳо морҳои хурди дорои ҳаракатанд, фурӯ бурд.

(118) Бо ҳамин ҳақ намоён шуд ва рост будани он чи Мӯсо оварда ва ботил будани сеҳри ҷодугарон исботи худро пайдо кард.

(119) Пас ҷодугарон мағлуб гашта шикаст хӯрданд ва Мӯсо дар он саҳна алайҳи онҳо ғолиб омад ва ҷодугарон бо хорию сарафкандагӣ баргаштанд.

(120) Ва ҷодугарон баъди мушоҳидаи қудрати бузурги Аллоҳ (ч) ва дар бораи мӯъҷизаҳои равшан яқин ҳосил намуданашон худро дошта натавонистанд ва чунон дар ҳолати саҷда ба замин афтоданд, ки гӯё касе онҳоро афканда бошад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз ҳикмат ва раҳматҳои Парвардигор ба бандагон он аст, ки мӯъҷизаи ҳар паёмбарро дар ҳадди фаҳми онҳо муқаррар карда аст. Гоҳо мӯъҷизаи паёмбарон аз навъи касбу пешае буд, ки қавмашон дар он соҳа забардаст буданд;

2.Фиръавн як бандаи хори нотавон буд. Агар чунин намебуд, ҳеҷ гоҳ барои пешгирии Мӯсо (а) аз ҷодугарон кӯмак намехост;

3.Агарчи ҷодугарон бо Шайтонҳо алоқаи зич дошта, тавассути онҳо хостаҳои худро иҷро мекунанд, вале дархости ҷоҳу мансаб аз Фиръавн далели нотавонии онҳо аст.



حَقِيقٌ عَلَىٰٓ أَن لَّآ أَقُولَ عَلَى ٱللَّهِ إِلَّا ٱلْحَقَّ ۚ قَدْ جِئْتُكُم بِبَيِّنَةٍ
مِّن رَّبِّكُمْ فَأَرْسِلْ مَعِىَ بَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ ﴿١٠٥﴾ قَالَ إِن كُنتَ
جِئْتَ بِـَٔايَةٍ فَأْتِ بِهَآ إِن كُنتَ مِنَ ٱلصَّٰدِقِينَ ﴿١٠٦﴾ فَأَلْقَىٰ
عَصَاهُ فَإِذَا هِىَ ثُعْبَانٌ مُّبِينٌ ﴿١٠٧﴾ وَنَزَعَ يَدَهُۥ فَإِذَا هِىَ بَيْضَآءُ
لِلنَّٰظِرِينَ ﴿١٠٨﴾ قَالَ ٱلْمَلَأُ مِن قَوْمِ فِرْعَوْنَ إِنَّ هَٰذَا لَسَٰحِرٌ
عَلِيمٌ ﴿١٠٩﴾ يُرِيدُ أَن يُخْرِجَكُم مِّنْ أَرْضِكُمْ ۖ فَمَاذَا تَأْمُرُونَ
﴿١١٠﴾ قَالُوٓا۟ أَرْجِهْ وَأَخَاهُ وَأَرْسِلْ فِى ٱلْمَدَآئِنِ حَٰشِرِينَ ﴿١١١﴾ يَأْتُوكَ
بِكُلِّ سَٰحِرٍ عَلِيمٍ ﴿١١٢﴾ وَجَآءَ ٱلسَّحَرَةُ فِرْعَوْنَ قَالُوٓا۟ إِنَّ
لَنَا لَأَجْرًا إِن كُنَّا نَحْنُ ٱلْغَٰلِبِينَ ﴿١١٣﴾ قَالَ نَعَمْ وَإِنَّكُمْ
لَمِنَ ٱلْمُقَرَّبِينَ ﴿١١٤﴾ قَالُوا۟ يَٰمُوسَىٰٓ إِمَّآ أَن تُلْقِىَ وَإِمَّآ أَن
نَّكُونَ نَحْنُ ٱلْمُلْقِينَ ﴿١١٥﴾ قَالَ أَلْقُوا۟ ۖ فَلَمَّآ أَلْقَوْا۟ سَحَرُوٓا۟
أَعْيُنَ ٱلنَّاسِ وَٱسْتَرْهَبُوهُمْ وَجَآءُو بِسِحْرٍ عَظِيمٍ ﴿١١٦﴾
۞ وَأَوْحَيْنَآ إِلَىٰ مُوسَىٰٓ أَنْ أَلْقِ عَصَاكَ ۖ فَإِذَا هِىَ تَلْقَفُ مَا يَأْفِكُونَ (الحزب ١٧)
﴿١١٧﴾ فَوَقَعَ ٱلْحَقُّ وَبَطَلَ مَا كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ﴿١١٨﴾ فَغُلِبُوا۟
هُنَالِكَ وَٱنقَلَبُوا۟ صَٰغِرِينَ ﴿١١٩﴾ وَأُلْقِىَ ٱلسَّحَرَةُ سَٰجِدِينَ ﴿١٢٠﴾

قَالُوٓاْ ءَامَنَّا بِرَبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ١٢١ رَبِّ مُوسَىٰ وَهَٰرُونَ ١٢٢ قَالَ
فِرۡعَوۡنُ ءَامَنتُم بِهِۦ قَبۡلَ أَنۡ ءَاذَنَ لَكُمۡۖ إِنَّ هَٰذَا لَمَكۡرٞ
مَّكَرۡتُمُوهُ فِي ٱلۡمَدِينَةِ لِتُخۡرِجُواْ مِنۡهَآ أَهۡلَهَاۖ فَسَوۡفَ تَعۡلَمُونَ
١٢٣ لَأُقَطِّعَنَّ أَيۡدِيَكُمۡ وَأَرۡجُلَكُم مِّنۡ خِلَٰفٖ ثُمَّ لَأُصَلِّبَنَّكُمۡ
أَجۡمَعِينَ ١٢٤ قَالُوٓاْ إِنَّآ إِلَىٰ رَبِّنَا مُنقَلِبُونَ ١٢٥ وَمَا تَنقِمُ مِنَّآ
إِلَّآ أَنۡ ءَامَنَّا بِـَٔايَٰتِ رَبِّنَا لَمَّا جَآءَتۡنَاۚ رَبَّنَآ أَفۡرِغۡ عَلَيۡنَا صَبۡرٗا
وَتَوَفَّنَا مُسۡلِمِينَ ١٢٦ وَقَالَ ٱلۡمَلَأُ مِن قَوۡمِ فِرۡعَوۡنَ أَتَذَرُ مُوسَىٰ
وَقَوۡمَهُۥ لِيُفۡسِدُواْ فِي ٱلۡأَرۡضِ وَيَذَرَكَ وَءَالِهَتَكَۚ قَالَ سَنُقَتِّلُ
أَبۡنَآءَهُمۡ وَنَسۡتَحۡيِۦ نِسَآءَهُمۡ وَإِنَّا فَوۡقَهُمۡ قَٰهِرُونَ ١٢٧
قَالَ مُوسَىٰ لِقَوۡمِهِ ٱسۡتَعِينُواْ بِٱللَّهِ وَٱصۡبِرُوٓاْۖ إِنَّ ٱلۡأَرۡضَ
لِلَّهِ يُورِثُهَا مَن يَشَآءُ مِنۡ عِبَادِهِۦۖ وَٱلۡعَٰقِبَةُ لِلۡمُتَّقِينَ ١٢٨
قَالُوٓاْ أُوذِينَا مِن قَبۡلِ أَن تَأۡتِيَنَا وَمِنۢ بَعۡدِ مَا جِئۡتَنَاۚ قَالَ
عَسَىٰ رَبُّكُمۡ أَن يُهۡلِكَ عَدُوَّكُمۡ وَيَسۡتَخۡلِفَكُمۡ فِي ٱلۡأَرۡضِ
فَيَنظُرَ كَيۡفَ تَعۡمَلُونَ ١٢٩ وَلَقَدۡ أَخَذۡنَآ ءَالَ فِرۡعَوۡنَ
بِٱلسِّنِينَ وَنَقۡصٖ مِّنَ ٱلثَّمَرَٰتِ لَعَلَّهُمۡ يَذَّكَّرُونَ ١٣٠



(121) Ҷодугарон гуфтанд: “**Ба Парвардигори тамоми мавҷудот имон овардем-**

(122) **ба Парвардигори Мӯсо ва Ҳорун (а). Зеро фақат Ӯ лоиқи ибодат буда, дигар маъбудҳои сохта арзиши ибодатро надоранд.**”

(123) Фиръавн баъди ба Парвардигори ягона имон овардани ҷодугарон бо таҳдид ба онҳо гуфт: “**Оё ба Мӯсо пеш аз рухсат додани ман имон оварда, паёмбариашро тасдиқ кардед?! Бегумон, имон оварданатон ба вай ва тасдиқи нубувваташ макру дасисаест, ки онро шумо ва Мӯсо барои берун кардани сокинони ин шаҳр аз сарзамини хештан андешидаед. Пас, эй соҳирон, ба зудӣ медонед, ки чӣ азоби сахте бар саратон меояд ва ба кадом уқубати бад дучор мегардед.**

(124) **Савганд меҳӯрам, ки дасти росту пойи чап ё дасти чапу пойи рости ҳар кадоматонро қатъ мекунам, сипас ҳамаатонро бар танаи дарахтони хурмо дор меовезам, то барои шумо уқубат ва барои дигарон, ки шуморо дар ин ҳол мебинанд, дарси ибрат бошад.**”

(125) Ҷодугарон дар посухи Фиръавн гуфтанд: “**Ба дурустӣ ки мо танҳо ба сӯи Парвардигорамон бармегардем. Барои ҳамин ба таҳдидҳои ту парво надодем.**

(126) **Ва ту аз мо тасдиқи оятҳои Парвардигорамонро, ки ба воситаи Мӯсо бароямон омада аст, намеписандӣ ва танҳо барои ҳамин аз мо интиқом гирифтан мехоҳӣ. Агар ин корамон “гуноҳ” бошад, пас мо ба “гуноҳ”-и худ иқрор мекунем.**”

Сипас бо зорию илтиҷо ба Аллоҳ (ч) рӯй оварданд ва гуфтанд: “**Парвардигоро! Он чунон сабру таҳаммулро бар мо бирез, ки тамоми вуҷудамонро фаро гирад, то дар роҳи ҳақиқат устувор монем. Моро дар ҳолати таслим гаштан ба Ту, мутеъ шудан ба фармонҳоят ва пайравии Паёмбарат бимирон.**”

(127) Ва пешвоёну саркардагони қавми Фиръавн барои шӯрангезӣ алайҳи Мӯсову дигар мӯъминон ба вай гуфтанд: “**Эй Фиръавн, оё ту Мӯсо ва қавмашро мегузорӣ, ки дар замин фасодро паҳн кунанд ва ту ва маъбудҳоятро канор гузошта, мардумро ба ибодати Парвардигор фаро хонанд?!**” Фиръавн гуфт: “**Анқариб писарони Бани Исроилро ба қатл мерасонем ва занонашонро барои адои хидмати хеш боқӣ мемонем ва ба дурустӣ ки мо бар онҳо аз роҳи қудрат, ғолибият ва ҳукумат забардаст ҳастем.**”

(128) Мӯсо қавмашро тавсия дода гуфт: “**Эй қавми ман, дар дур сохтани зарар ва ҷалби нафъ танҳо аз Аллоҳ (ч) кӯмак биҳоҳед ва дар баробари озмоише, ки қарор доред, сабр кунед. Ҳамоно замин фақат аз они Аллоҳ (ч) буда, ба Фиръавну дигар махлуқот вобаста нест ва ҳеҷ кас қудрати онро надорад, ки заминро читавре хоҳад, идора кунад. Аллоҳ (ч) бо хости Худ идораи онро дар байни мардум аз як даст ба дасти дигар мегардонад. Аммо оқибати нек дар замин аз мӯъминонест, ки дастуроти илоҳиро ба ҷо меоранд ва аз манъкардаҳояш парҳез мекунанд. Идораи замин оқибат аз ҳамин гурӯҳ мардум аст, агарчи гоҳо дучори сахттарин имтиҳонҳо ва гирифториҳо гарданд.**”

(129) Қавми Мӯсо аз Фарзандони Яъқуби Набӣ ба вай гуфтанд: “**Эй Мӯсо! Мо бо дастони Фиръавн пеш аз омадан ва баъди омаданат ба уқубати кушта шудани фарзандонамон ва барои хидмат боқӣ мондани занонамон мубтало гаштаем.**” Мӯсо (а) бо қасди насиҳат ва муждаи фароҳӣ ба онҳо гуфт: “**Умед аст, ки Парвардигоратон Фиръавни душманатонро бо қавмаш ҳалок гардонад ва баъд аз нобудии онҳо бароятон дар замин қудрат бахшад, пас нигоҳ мекунад, ки баъди тағйир ёфтани ин ҳолат чӣ кор мекунед, оё аз ин неъмат сипосгузор мешавад ё носипосӣ мекунед.**”

(130) Ва ҳамоно Мо пайравони Фиръавнро ба беобӣ ва қаҳтсолӣ уқубат кардем ва онҳоро бо камшавии меваҳо ва ғаллаҳои замин озмоиш намудем, то панд гирифта, ба хулоса биёянд, ки ин уқубат ҷазои носипосиашон аст ва ба сӯи Аллоҳ (ч) бозгарданд.

**Баъзе аз дарсу ибратҳои оятҳои зикргашта:**

1.Мавзеъгирии ҷодугарон ва бо ҷуръат ошкор эълон кардани имондориашон далели он аст, ки агар инсон аз пайравии ҳавои нафсаш холӣ гашта, тобеи хираду андешаи солим шавад, ба муҷарради ошкоршавии далелҳо ба сӯи имон мешитобад;

2.Касоне, ки ба Худо ва рӯзи қиёмат имон доранд, нисбат ба дигарон қавитар, ҷасуртар ва дар ҳолатҳои бӯҳронию ҷангу озмоишҳо босабртар ҳастанд;

3.Шахсоне, ки аз ҳукуматҳо манфиат доранд, ҳокимонро доим бар зидди аҳли имон мешӯронанд. Зеро боқӣ мондани ҳукумат роҳи пойдории манфиати онҳост;

4.Зулм ва фасодкорӣ аз асбоби хушксолӣ ва гаронии нархҳо аст.

(131) Пас чун ба қавми Фиръавн неъмати сарсабзиву серҳосилӣ ва арзонӣ меомад, мегуфтанд: “**Ин неъматҳо ба он сабаб бароямон дода шудааст, ки танҳо мо сазовори он ҳастем**.” Ва агар ба онҳо мусибате аз беобӣ, қаҳтсолӣ, беморӣ ва ғайра меомад, аз Мӯсо ва пайравони Бани Исроилаш фоли бад мегирифтанд. Ҳақиқат он аст, ки ҳамаи мусибатҳои бар онҳо омада бо тақдири Аллоҳ (ч) буда, на худ ва на Мӯсо дар он дахолат надоштанд, ғайр аз дуои бади Мӯсо дар ҳаққи онҳо, вале бештарашон ин ҳақиқатро намедонистанд ва аз рӯи нодонӣ онро ба ғайри Аллоҳ (ч) нисбат медоданд.

(132) Ва қавми Фиръавн бо якравӣ ба Мӯсо (а) гуфтанд: “**Ҳар мӯъҷиза ва ҳар далелеро, ки барои исботи ботил будани роҳамон ва рост будани нубуватат ба мо овардаӣ, то бо он мӯъҷиза ва далел моро аз роҳамон баргардонӣ, ҳаргиз онро қабул ва тасдиқ намекунем**.”

(133) Пас Мо барои уқубати такзиб ва саркашиашон бар онҳо оби зиёд фуруд овардем, ки ҳамаи зироатҳо ва меваҷоташонро ғарқ кард ва ба онҳо малах равон кардем, ки ҳамаи ҳосилоташонро хӯрда нобуд сохт ва ҳашароте бо номи шапуш ва қурбоққа фиристодем, зарфҳои онҳо аз қурбоққа пур гашта, хӯрданиҳояшонро табоҳ карда, аз садои зиёд хобро барояшон талх гардонид ва бар онҳо хун равон кардем, ҳамаи оби чоҳҳо ва ҷӯйҳояшон ба хун табдил гардид. Мо тамоми ин аломатҳои ифодагари қудрати Худро ба таври равшани пароканда-пароканда фиристодем, ки яке пас аз дигар меомад. Онҳо бо вуҷуди ин ҳама уқубатҳо аз имон овардан ба Аллоҳ (ч) ва тасдиқи ойини Мӯсо (а) сарпечӣ карда, кибр варзиданд ва онҳо мардуми исёнгаре буданд, ки аз ботил ҷудо намешуданд ва ба сӯи ҳақ роҳ намеёфтанд.




(134) Вақте онҳо ба сабаби омадани офтаҳои мазкур дучори азоб гаштанд, дар ҳол ба Мӯсо (а) рӯй оварданд ва гуфтанд: “**Эй Мӯсо, ба воситаи мақоми нубуввате, ки Парвардигорат махсус туро лоиқи он даниста аст ва бар асоси паймони бароят додааш, ки ба сабаби тавба азобро баратараф месозад, аз Ӯ бихоҳ, то ин азобро аз мо дур созад. Агар бо дуоят онро аз мо бартараф созӣ, ҳатман ба ту имон меорем ва Бани Исроилро раҳо намуда, ҳамроҳат мефиристем.**”

(135) Пас вақте қабл аз нобуд сохтанашон бо ғарқ кардан дар дарёи Нил уқубати Худро то як муддати муайян аз онҳо бардоштем, ногаҳон аҳду паймони бастаашонро, ки нубуввати Мӯсоро тасдиқ мекунанд ва Бани Исроилро раҳо месозанд, шикастанд. Онҳо бар куфри хеш идома доданд ва аз фиристодани Бани Исроил бо Мӯсо (а) худдорӣ карданд.

(136) Пас вақте мӯҳлати ҳалокаташон фаро расид, ба сабаби он ки оятҳои Аллоҳ (ч)-ро дурӯғ шумурданд ва аз он рӯй гардониданд, Мо аз онҳо интиқом гирифтем, пас дар баҳр ғарқашон кардем.

(137) Ва ба Бани Исроил, ки Фиръавн ва қавмаш онҳоро шиканҷа дода, хор месохтанд, қаламрави шарқу ғарби он сарзаминро (**мақсад сарзаминҳои Шом**) ба мерос додем, он сарзамине, ки Мо дар он ба сабаби дар комилтарин сурат берун гардонидани зироат ва меваҳояш баракат ниҳодем. Ва эй Паёмбар, ваъдаи неки ба Бани Исроил додаи Парвардигорат[1] ба сабаби сабр карданашон ба итмом расид ва Аллоҳ (ч) дар замин ба онҳо барои дар баробари озору мусибати расонидаи Фиръавн ва қавмаш сабр намуданашон қудрат бахшид ва ҳар он чи Фиръавну қавмаш аз кишоварзӣ ва манзил анҷом медоданд ва ҳар он чи аз қасрҳои баланд бундё мекарданд, нобуд сохт.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳамаи некиҳову бадиҳо ва хайру шар ба қазову қадари Аллоҳ таоло вобаста аст. Ҳеҷ чиз аз доираи тақдир берун нест;

2.Ҳолати инсонҳо ҳангоми омадани озмоиш ва мусибатҳо он аст, ки бо фарёди имони фитрӣ ба сӯи Аллоҳ (ч) паноҳ мебаранд;

3.Бояд шахси мӯъмин дар бораи нишонаҳои қудрати Аллоҳ (ч), қонунҳои собиташ дар идораи мавҷудот, асбоб ва натиҷаҳои он андеша кунад;

4.Нерӯи тамоми инсонҳо ва давлатҳо дар баробари қудрати бузурги Аллоҳ (ч) маҳв мегардад ва имон сарчашмаи асосии ҳамаи қувваҳо аст;

5.Аллоҳ (ч) бандагони мӯъмину ботаҳаммулро баъди зиллату бечорагӣ бо роҳи атои қудрат дар замин мукофот медиҳад.

---

1. Ишора ба ояти 5-и сураи муборакаи “**Қасас**” аст, ки Худо ба онҳо ваъда дода буд: “**Ва иродаи Мо бар он аст, ки бар бечорагони рӯи замин неъмат диҳем ва ононро пешвоён созем ва ворисон гардонем.**” (**Муаллифон**)

وَجَٰوَزۡنَا بِبَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ ٱلۡبَحۡرَ فَأَتَوۡاْ عَلَىٰ قَوۡمٖ يَعۡكُفُونَ
عَلَىٰٓ أَصۡنَامٖ لَّهُمۡۚ قَالُواْ يَٰمُوسَى ٱجۡعَل لَّنَآ إِلَٰهٗا كَمَا
لَهُمۡ ءَالِهَةٞۚ قَالَ إِنَّكُمۡ قَوۡمٞ تَجۡهَلُونَ ١٣٨ إِنَّ هَٰٓؤُلَآءِ مُتَبَّرٞ
مَّا هُمۡ فِيهِ وَبَٰطِلٞ مَّا كَانُواْ يَعۡمَلُونَ ١٣٩ قَالَ أَغَيۡرَ ٱللَّهِ
أَبۡغِيكُمۡ إِلَٰهٗا وَهُوَ فَضَّلَكُمۡ عَلَى ٱلۡعَٰلَمِينَ ١٤٠ وَإِذۡ أَنجَيۡنَٰكُم
مِّنۡ ءَالِ فِرۡعَوۡنَ يَسُومُونَكُمۡ سُوٓءَ ٱلۡعَذَابِ يُقَتِّلُونَ
أَبۡنَآءَكُمۡ وَيَسۡتَحۡيُونَ نِسَآءَكُمۡۚ وَفِي ذَٰلِكُم بَلَآءٞ
مِّن رَّبِّكُمۡ عَظِيمٞ ١٤١ ۞ وَوَٰعَدۡنَا مُوسَىٰ ثَلَٰثِينَ لَيۡلَةٗ نصف الحزب ١٧
وَأَتۡمَمۡنَٰهَا بِعَشۡرٖ فَتَمَّ مِيقَٰتُ رَبِّهِۦٓ أَرۡبَعِينَ لَيۡلَةٗۚ وَقَالَ
مُوسَىٰ لِأَخِيهِ هَٰرُونَ ٱخۡلُفۡنِي فِي قَوۡمِي وَأَصۡلِحۡ وَلَا تَتَّبِعۡ
سَبِيلَ ٱلۡمُفۡسِدِينَ ١٤٢ وَلَمَّا جَآءَ مُوسَىٰ لِمِيقَٰتِنَا وَكَلَّمَهُۥ
رَبُّهُۥ قَالَ رَبِّ أَرِنِيٓ أَنظُرۡ إِلَيۡكَۚ قَالَ لَن تَرَىٰنِي وَلَٰكِنِ
ٱنظُرۡ إِلَى ٱلۡجَبَلِ فَإِنِ ٱسۡتَقَرَّ مَكَانَهُۥ فَسَوۡفَ تَرَىٰنِيۚ فَلَمَّا
تَجَلَّىٰ رَبُّهُۥ لِلۡجَبَلِ جَعَلَهُۥ دَكّٗا وَخَرَّ مُوسَىٰ صَعِقٗاۚ فَلَمَّآ
أَفَاقَ قَالَ سُبۡحَٰنَكَ تُبۡتُ إِلَيۡكَ وَأَنَا۠ أَوَّلُ ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ١٤٣



(138) Ва ҳангоме, ки Мӯсо бо асои дасташ ба баҳр зад ва он ба ду қисм дучо шуд, Бани Исроилро аз он баҳр гузаронидем. Пас, онҳо аз назди қавме гузаштанд, ки доим ҷуз Аллоҳ (ч) ба ибодати бутҳояшон машғул буданд. Бани Исроил баъди дидани ин манзара ба Мӯсо (а) гуфтанд: “**Эй Мӯсо, чунончи ин мардум ғайр аз Аллоҳ (ч) бутҳоро мепарастанд, барои мо низ бутеро муқаррар соз, ки онро ибодат кунем.**” Мӯсо дар ҷавоби онҳо гуфт: “**Эй қавми ман, воқеан шумо мардуми ҷоҳил ҳастед, ки азамат ва ягонагии Аллоҳ (ч) ва нолоиқ будани ширкро ба Ӯ намедонед**.

(139) **Яқинан Аллоҳ (ч) дини ботили инҳо ва бутҳояшонро ба восиати дастони ман нобуд хоҳад кард ва ҳар чи аз тоат анҷом медиҳанд, ботил аст, зеро онҳо дар ибодат ба Аллоҳ (ч) шарик қарор додаанд**.[1]

(140) Мӯсо ба қавмаш гуфт: “**Эй қавми ман! Ман чӣ гуна барои ибодати шумо ба ҷуз Аллоҳ (ч) маъбуди дигар ҷустуҷӯ мекунам, дар ҳоле ки бо чашм нишонаҳои бузурги исботкунандаи қудрати Ӯро дидед ва Ӯ бо неъматҳои ҳалок кардани душман, дар замин ҷонишин сохтан ва бароятон қудрат додан, шуморо дар замони хештан бар оламиён бартарӣ бахшид?!**”

(141) Ва эй Фарзандони Яъқуби Набӣ, он замонро ба хотир оред, ки шуморо бо раҳо кардан аз зери азобу шиканҷаи Фиръавн ва қавмаш наҷот додем. Онҳо ба шумо навъҳои гуногуни азобро мечашониданд. Писаронатонро мекуштанд ва духтаронатонро барои хидмат зинда мегузоштанд ва дар раҳонидани шумо аз дасти Фиръавну қавмаш аз сӯи Парвардигоратон бароятон санҷиш ва инъоми бузург буд ва ин аз шумо шукргузорӣ мехоҳад.

(142) Ва Аллоҳ (ч) ба Мӯсои паёмбараш барои сӣ шаб муноҷот бо Худ ваъда дод ва Аллоҳ (ч) ин муддатро бо илова кардани даҳ шаби дигар такмил дод, пас он чил шаб шуд. Ва чун Мӯсо барои муноҷоти Парвардигораш қасди сафар кард, ба Ҳоруни бародараш гуфт: “**Эй Ҳорун, дар миёни қавмам ҷонишини ман бош ва бо идораи нек ва нармӣ онҳоро ислоҳ кун ва дар роҳи касоне, ки бо маъсият фасод мекунанд, роҳ марав ва ёвари исёнкорон мабош**.”

(143) Ва чун Мӯсо барои муноҷоти Парвардигораш дар муддати таъйиншуда омад ва Парвардигораш бо ӯ дар бораи дастурот ва ғайри он сухан гуфт, Мӯсо муштоқи дидори Аллоҳ (ч) шуд ва бо илтиҷо гуфт: “**Эй Парвардигорам, Худро ба ман нишон бидеҳ, то Туро бубинам.**” Аллоҳ (ч) ба Мӯсо ҷавоб дод: “**Ҳаргиз Маро дар ин дунё намебинӣ, зеро қудрати онро надорӣ. Лекин ба ин кӯҳ нигоҳ кун. Агар кӯҳ баъди таҷаллии Ман бар он дар ҷои худ боқӣ монда, зери таъсир қарор нагирад, пас Маро хоҳӣ дид ва аммо агар кӯҳ ба замин яксон шавад, пас дар ин дунё ҳаргиз Маро намебинӣ**.” Пас, вақте Аллоҳ (ч) бар кӯҳ таҷаллӣ кард, кӯҳро ба замин яксон намуд ва Мӯсо мадҳуш ба замин афтод. Баъд аз он ҳангоме, ки Мӯсо аз ҳолати ӯро фаро гирифта ба худ омад, гуфт: “**Парвардигоро, Туро аз тамоми он чи лоиқи Зоти Ту нест, пок медонам. Инак ман аз густохии талаби дидорат дар ин дунё тавба кардам ва аз миёни қавми худ нахустин шахси имон оварда ҳастам.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳодисаҳои мазкур таъкид мекунанд, ки Бани Исроил бо вуҷуди он ки Мӯсо (а) дар байнашон буд, доим аз як ҳолати гумроҳӣ ба ҳолати гумроҳии дигар интиқол мееўфтанд;

2.Аз нишонаҳои маҳрум мондани як қавм аз тавфиқи илоҳӣ он аст, ки бо такя ба хостаҳо некро бад ва бадро нек меҳисобанд;

3.Ислоҳи миллатҳо ва бастани дари фасод бар рӯйи онҳо аз ҳадафҳои олии паёмбарон ва даъватгарон аст;

4.Иродаи Аллоҳ (ч) он аст, ки ҳеҷ кас Ӯро дар ин дунё намебинад, вале дар рӯзи қиёмат бандагони маҳбубашро бо расонидан ба неъмати дидори Хеш сарфароз мегардонад.

1. Дар тарҷумаи оят аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

قَالَ يَٰمُوسَىٰٓ إِنِّي ٱصۡطَفَيۡتُكَ عَلَى ٱلنَّاسِ بِرِسَٰلَٰتِي وَبِكَلَٰمِي
فَخُذۡ مَآ ءَاتَيۡتُكَ وَكُن مِّنَ ٱلشَّٰكِرِينَ ١٤٤ وَكَتَبۡنَا
لَهُۥ فِي ٱلۡأَلۡوَاحِ مِن كُلِّ شَيۡءٖ مَّوۡعِظَةٗ وَتَفۡصِيلٗا لِّكُلِّ
شَيۡءٖ فَخُذۡهَا بِقُوَّةٖ وَأۡمُرۡ قَوۡمَكَ يَأۡخُذُواْ بِأَحۡسَنِهَاۚ سَأُوْرِيكُمۡ
دَارَ ٱلۡفَٰسِقِينَ ١٤٥ سَأَصۡرِفُ عَنۡ ءَايَٰتِيَ ٱلَّذِينَ يَتَكَبَّرُونَ
فِي ٱلۡأَرۡضِ بِغَيۡرِ ٱلۡحَقِّ وَإِن يَرَوۡاْ كُلَّ ءَايَةٖ لَّا يُؤۡمِنُواْ بِهَا
وَإِن يَرَوۡاْ سَبِيلَ ٱلرُّشۡدِ لَا يَتَّخِذُوهُ سَبِيلٗا وَإِن يَرَوۡاْ سَبِيلَ
ٱلۡغَيِّ يَتَّخِذُوهُ سَبِيلٗاۚ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمۡ كَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَا
وَكَانُواْ عَنۡهَا غَٰفِلِينَ ١٤٦ وَٱلَّذِينَ كَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَا
وَلِقَآءِ ٱلۡأٓخِرَةِ حَبِطَتۡ أَعۡمَٰلُهُمۡۚ هَلۡ يُجۡزَوۡنَ إِلَّا مَا كَانُواْ
يَعۡمَلُونَ ١٤٧ وَٱتَّخَذَ قَوۡمُ مُوسَىٰ مِنۢ بَعۡدِهِۦ مِنۡ حُلِيِّهِمۡ
عِجۡلٗا جَسَدٗا لَّهُۥ خُوَارٌۚ أَلَمۡ يَرَوۡاْ أَنَّهُۥ لَا يُكَلِّمُهُمۡ
وَلَا يَهۡدِيهِمۡ سَبِيلًاۘ ٱتَّخَذُوهُ وَكَانُواْ ظَٰلِمِينَ ١٤٨
وَلَمَّا سُقِطَ فِيٓ أَيۡدِيهِمۡ وَرَأَوۡاْ أَنَّهُمۡ قَدۡ ضَلُّواْ قَالُواْ لَئِن
لَّمۡ يَرۡحَمۡنَا رَبُّنَا وَيَغۡفِرۡ لَنَا لَنَكُونَنَّ مِنَ ٱلۡخَٰسِرِينَ ١٤٩



(144) Аллоҳ (ч) ба Мӯсо гуфт: “**Эй Мӯсо, ҳамоно Ман туро бо пайғомҳои Худ ва бо бевосита ҳамроҳат сухан гуфтан баргузидам ва аз дигарон бартар гардонидам. Пас он чиро ба ту аз ин шарафи бузург додаам, бигир ва барои он аз Аллоҳ (ч) шукргузор бош**.”

(145) Ва ба Мӯсо дар лавҳаҳои сохташуда аз чӯб ё ғайри он тамоми ниёзмандиҳои динӣ ва дунявии Бани Исроилро баён кардем, то барои шахсони пандпазир андарз бошад ва аҳкомеро, ки ба тафсил додани он ниёз буд, муфассал зикр намудем. Пас эй Мӯсо, ин Тавротро бо ҷиддият ва талош бигир ва Бани Исроили қавматро дастур бидеҳ, то беҳтарин раҳнамоиҳои онро ба мисли сабр кардан ва гузашт намудан, ки аҷри бештар дорад, бо комилтарин сурат бигиранд. Ман ҳатман ба шумо оқибати касонеро, ки бо дастурам мухолифат карда, аз доираи итоатам берун шуда, чӣ гуна ҳалок мегарданд, нишон хоҳам дод.

(146) Бегумон Ман қалби он касонеро, ки худро бanоҳақ аз мардум ва ҳақиқат болотар дониста, кибр меварзанд, аз ибрат гирифтан аз нишонаҳои қудратам дар олами ҳастӣ, вуҷуди худи онҳо ва аз фаҳми Китобам боз хоҳам дошт. Ин худпарастон аз ҳамаи ин нишонаҳо панд гирифта наметавонанд. Ва агар ҳар аломати қудратамро бинанд, онро тасдиқ намекунанд, зеро бар он эътироз мекунанд, аз он рӯй метобанд ва бо Аллоҳу Расулаш душманӣ меварзанд ва агар роҳи ҳақиқатро, ки ба хушнудии Аллоҳ (ч) мерасонад, бубинанд, онро роҳ намегиранд ва ба он майл надоранд ва агар роҳи гумроҳиро, ки боиси ғазаби Аллоҳ (ч) мегардад, бубинанд, онро роҳи худ мегиранд. Он чи ба онҳо расида аст, сабабаш он аст, ки оятҳои исботкунандаи рост будани нубуввати паёмбаронро таксиб карданд ва аз он ки дар борааш андеша кунанд, ғофил монданд.

(147) Ва он касоне, ки оятҳои исботкунандаи ростии нубуввати паёмбаронамон ва лиқои Моро дар охират инкор мекунанд, ҳамаи он амалҳояшон, ки аз навъи ибодат аст, ботил мегардад. Ба сабаби имон надоштан, ки шарти қабулшавии амал аст, барои корҳои некашон савоб намегиранд ва дар рӯзи қиёмат танҳо ҷазои куфру ширкашонро мебинанд. Ҷазои куфру ширк дар дӯзах ҷовидон мондан аст.

(148) Ва қавми Мӯсо баъди барои муноҷоти Парвардигор рафтани вай аз зару зеварҳояшон ҳайкали гӯсолаи беҷону беовозеро ба хотири ибодат сохтанд. Оё намедонистанд, ки ин гӯсола бо онҳо сухан карда наметавонад ва қудрати ба роҳи нек раҳнамоӣ карданашонро надорад ва аз уҳдаи ҷалби фоида ё бартараф сохтани зарар намебарояд?! Онҳо гӯсоларо барои худ маъбуд гирифтанд ва бо ин амал бар ҷони хештан ҷавр карданд.

(149) Ва чун аз ин кори худ пушаймон гашта, дар ҳайрат монданд ва яқин ҳосил карданд, ки бо маъбуд гирифтани гӯсола аз роҳи рост гумроҳ гаштаанд, ба сӯи Аллоҳ (ч) илтиҷо карданд ва гуфтанд: “**Агар Парвардигорамон бо тавфиқ додан барои анҷоми ибодат ба ҳоли мо раҳм накунад ва ин гуноҳи моро набахшад, бегумон аз ҷумлаи касоне мегардем, ки дар дунёву охират зиён кардаанд**.”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Бояд банда эҳсон ва фазли Худоро, ки барояш рӯзӣ намуда аст, бо роҳи шукргузорӣ ошкор созад. Зеро сипосгузорӣ аз неъмати илоҳӣ онро афзун мегардонад;

2.Барои банда лозим ва зарур аст, ки аз беҳтарин гуфторҳо ва кирдорҳо истифода барад;

3.Қабул кардани шаръи Худо бо ҷиддият, иродаи қавии анҷоми ибодат, амалӣ намудани салоҳ ва ислоҳи ворид дар шариат ва манъи фасоду табоҳкорӣ воҷиб аст;

4.Вақте банда ба хато роҳ диҳад ё дар ҳақи Худо кӯтоҳӣ кунад, лозим ва зарур аст, ки дар ҳол ба гуноҳаш эътироф намуда, ҷуз Аллоҳ (ч) мавҷуд набудани паноҳгоҳро иқрор намояд.

وَلَمَّا رَجَعَ مُوسَىٰٓ إِلَىٰ قَوْمِهِۦ غَضْبَٰنَ أَسِفًا قَالَ بِئْسَمَا خَلَفْتُمُونِى
مِنۢ بَعْدِىٓ ۖ أَعَجِلْتُمْ أَمْرَ رَبِّكُمْ ۖ وَأَلْقَى ٱلْأَلْوَاحَ وَأَخَذَ بِرَأْسِ
أَخِيهِ يَجُرُّهُۥٓ إِلَيْهِ ۚ قَالَ ٱبْنَ أُمَّ إِنَّ ٱلْقَوْمَ ٱسْتَضْعَفُونِى وَكَادُوا۟
يَقْتُلُونَنِى فَلَا تُشْمِتْ بِىَ ٱلْأَعْدَآءَ وَلَا تَجْعَلْنِى مَعَ ٱلْقَوْمِ
ٱلظَّٰلِمِينَ ١٥٠ قَالَ رَبِّ ٱغْفِرْ لِى وَلِأَخِى وَأَدْخِلْنَا فِى رَحْمَتِكَ ۖ
وَأَنتَ أَرْحَمُ ٱلرَّٰحِمِينَ ١٥١ إِنَّ ٱلَّذِينَ ٱتَّخَذُوا۟ ٱلْعِجْلَ سَيَنَالُهُمْ
غَضَبٌ مِّن رَّبِّهِمْ وَذِلَّةٌ فِى ٱلْحَيَوٰةِ ٱلدُّنْيَا ۚ وَكَذَٰلِكَ نَجْزِى
ٱلْمُفْتَرِينَ ١٥٢ وَٱلَّذِينَ عَمِلُوا۟ ٱلسَّيِّـَٔاتِ ثُمَّ تَابُوا۟ مِنۢ
بَعْدِهَا وَءَامَنُوٓا۟ إِنَّ رَبَّكَ مِنۢ بَعْدِهَا لَغَفُورٌ رَّحِيمٌ ١٥٣
وَلَمَّا سَكَتَ عَن مُّوسَى ٱلْغَضَبُ أَخَذَ ٱلْأَلْوَاحَ ۖ وَفِى نُسْخَتِهَا
هُدًى وَرَحْمَةٌ لِّلَّذِينَ هُمْ لِرَبِّهِمْ يَرْهَبُونَ ١٥٤ وَٱخْتَارَ مُوسَىٰ
قَوْمَهُۥ سَبْعِينَ رَجُلًا لِّمِيقَٰتِنَا ۖ فَلَمَّآ أَخَذَتْهُمُ ٱلرَّجْفَةُ قَالَ
رَبِّ لَوْ شِئْتَ أَهْلَكْتَهُم مِّن قَبْلُ وَإِيَّٰىَ ۖ أَتُهْلِكُنَا بِمَا فَعَلَ
ٱلسُّفَهَآءُ مِنَّآ ۖ إِنْ هِىَ إِلَّا فِتْنَتُكَ تُضِلُّ بِهَا مَن تَشَآءُ وَتَهْدِى
مَن تَشَآءُ ۖ أَنتَ وَلِيُّنَا فَٱغْفِرْ لَنَا وَٱرْحَمْنَا ۖ وَأَنتَ خَيْرُ ٱلْغَٰفِرِينَ ١٥٥



(150) Ва вақте Мӯсо аз сафари муноҷот бо Парвардигораш ба назди қавмаш баргашт, дар ҳоле ки ба сабаби гӯсолапарастии онҳо аз хашму андӯҳ вуҷудаш пур гашта буд, гуфт: "**Эй қавми ман, пас аз рафтанам барои ман ҷонишини ниҳоят баде кардед! Зеро ин ҳолат шуморо ба нобудӣ ва бадбахтӣ мерасонад. Оё аз интизории ман малол шуда, ба гӯсолапарастӣ иқдом намудед**?!" Ва аз шиддати хашму андӯҳе, ки ӯро фаро гирифта буд, лавҳаҳои дасташро ба замин андохт ва аз сару риши бародараш Ҳорун гирифта ӯро ба сӯи худ мекашид. Зеро Ҳорун ҳамроҳи қавм буд, вале гӯсолапарастии онҳоро дида, онро манъ накард. Ҳорун бо маъзаратхоҳӣ ва дилҷӯии Мӯсои бародараш ба вай гуфт: "**Эй Писари модарам, ин мардум нотавонам ҳисобида, хорам карданд ва наздик буд, ки маро ба қатл расонанд. Барои ҳамин ба сабаби хашмат маро бо он уқубате, ки душманонамро хушҳол месозад, муҷозот макун ва дар шумори қавми ситамкори гӯсолапараст магардон**."

(151) Мӯсо ба Парвардигораш рӯй оварда гуфт: "**Парвардигоро, маро ва Ҳоруни бародарамро мағфират кун ва моро ғарқи дарёи раҳматат гардон, то аз ҳар тараф иҳотаамон кунад ва Ту эй Парвардигори мо, аз ҳар меҳрубоне бар мо Меҳрубонтар ҳастӣ**."

(152) Ба дурустӣ, касоне, ки гӯсоларо барои худ маъбуд қарор доданд, дар ояндаи наздик ба ғазаби сахти Парвардигорашон мубтало гашта ва дар ин дунё дучори зиллат мешаванд. Зеро онҳо Офаридгори худро ба хашм оварда, бо Ӯ беҳурматӣ карданд ва касонеро, ки бар Мо дурӯғ мебофанд, ҳамин гуна ҷазо медиҳем.

(153) Ва эй Паёмбар, он касоне, ки корҳои бадеро аз мисоли ширк овардан ба Худо ва содир кардани гуноҳ, анҷом доданд, сипас аз корашон тавба карда, имон оварданд ва аз корҳои бад даст кашиданд, ҳатман Парвардигорат барои онҳо баъди тавбаи содиқонаи бозгашт аз ширк ба имон ва аз маъсият ба тоат, бо сатр кардани гуноҳҳонашон ва аз он даргузаштан бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

(154) Ва чун хашми Мӯсо фурӯ нишаст ва ором шуд, лавҳаҳои аз рӯи ғазаб ба замин андохтаашро гирифт ва навиштаҳои он шомили ҳидоят аз залолат ва баёни ҳақ буда, касонеро, ки аз Парвардигори худ ва уқубаташ ҳарос доштанд, шомили раҳмат буд.

(155) Ва Мӯсо (а) ҳафтод марди беҳтарини қавмашро баргузид, то дар назди Парвардигор аз гӯсолапарастии бехирадони қавм узрхоҳӣ кунанд ва Аллоҳ (ч) ба онҳо ваъдагоҳеро барои ҳозир шудан ваъда дод. Вақте онҳо ба ваъдагоҳ омаданд, назди Аллоҳ (ч) ҷуръат карданд ва аз Мӯсо дархост намуданд, ки Аллоҳ (ч)-ро ба онҳо ошкор нишон диҳад. Баъд аз ин ҷасорат ва густохӣ зилзилаи сахте онҳоро фаро гирифт ва аз даҳшати он мадҳуш гашта, ҳалок шуданд. Пас аз ин воқеа Мӯсо ба Парвардигораш бо илтиҷою зорӣ гуфт: "**Парвардигоро, агар Ту пеш аз омадани ин қавм ба инҷо ҳалокати онҳо ва маро мехостӣ, ин корро мекардӣ. Оё моро ба сабаби амали анҷомдодаи як гурӯҳи бехирадамон ҳалок месозӣ? Амали гӯсолапарастиеро, ки қавми ман анҷом доданд, ҷуз озмоиш ва санҷиши Ту чизе нест, ба ин восита ҳар киро хоҳӣ, гумроҳ ва ҳар киро хоҳӣ, ҳидоят мекунӣ, Ту Корсози ҳамаи корҳои мо ҳастӣ, пас моро биомурз ва бо раҳмати густурдаат бар мо раҳм бикун ва Ту беҳтарини омурзандагонӣ.**

**Баъзе аз дарсу ибратҳои оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои мазкур далели он аст, ки агар муҷтаҳид дар сурати возеҳ будани ҳуҷҷатҳо ба хатогӣ роҳ диҳад, дар иҷро гаштани аҳком бар вай маъзур дониста намешавад ва фуқаҳо ин навъи иҷтиҳодро "**таъвили дур**" меноманд;

2.Яке аз одоби дуо он аст, ки шахс нахуст аз худ шурӯъ кунад ва Мӯсо (а) низ ҳамин корро кард. Аввал барои хашми кардааш ба мақсади нигоҳ доштани адаб бо Худо дар ҳаққи хештан, сипас барои Ҳоруни бародараш дуои мағфират намуд, зеро шояд ҳангоми гӯсолапарастии қавм аз тарафи Ҳорун барои пешгирӣ накардани онҳо бепарвоӣ ва саҳлангорӣ сурат гирифта аст;

3.Ҳазар аз хашми бемаврид, зеро он бар ақли кас чира мешавад. Барои ҳамин Худо феъли "**сукут**"-ро дар ояти карима ба худи ғазаб нисбат дод. Ба ин маъно, ки гӯё ғазаб соҳиби фармон аст;

4.Зарурати парҳез аз хашму уқубати Парвардигор. Дар бораи ҷойгоҳи Мӯсо (а) дар назди Парвардигор биандеш ва бубин, ки бо вуҷуди он ҷойгоҳаш чӣ қадар аз хашми илоҳӣ ҳарос дошт.

ثلاثة أرباع الحزب ١٧

۞ وَٱكۡتُبۡ لَنَا فِي هَٰذِهِ ٱلدُّنۡيَا حَسَنَةٗ وَفِي ٱلۡأٓخِرَةِ
إِنَّا هُدۡنَآ إِلَيۡكَۚ قَالَ عَذَابِيٓ أُصِيبُ بِهِۦ مَنۡ أَشَآءُۖ وَرَحۡمَتِي
وَسِعَتۡ كُلَّ شَيۡءٖۚ فَسَأَكۡتُبُهَا لِلَّذِينَ يَتَّقُونَ وَيُؤۡتُونَ
ٱلزَّكَوٰةَ وَٱلَّذِينَ هُم بِـَٔايَٰتِنَا يُؤۡمِنُونَ ١٥٦ ٱلَّذِينَ يَتَّبِعُونَ
ٱلرَّسُولَ ٱلنَّبِيَّ ٱلۡأُمِّيَّ ٱلَّذِي يَجِدُونَهُۥ مَكۡتُوبًا عِندَهُمۡ
فِي ٱلتَّوۡرَىٰةِ وَٱلۡإِنجِيلِ يَأۡمُرُهُم بِٱلۡمَعۡرُوفِ وَيَنۡهَىٰهُمۡ
عَنِ ٱلۡمُنكَرِ وَيُحِلُّ لَهُمُ ٱلطَّيِّبَٰتِ وَيُحَرِّمُ عَلَيۡهِمُ
ٱلۡخَبَٰٓئِثَ وَيَضَعُ عَنۡهُمۡ إِصۡرَهُمۡ وَٱلۡأَغۡلَٰلَ ٱلَّتِي كَانَتۡ
عَلَيۡهِمۡۚ فَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ بِهِۦ وَعَزَّرُوهُ وَنَصَرُوهُ وَٱتَّبَعُواْ
ٱلنُّورَ ٱلَّذِيٓ أُنزِلَ مَعَهُۥٓ أُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡمُفۡلِحُونَ ١٥٧
قُلۡ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ إِنِّي رَسُولُ ٱللَّهِ إِلَيۡكُمۡ جَمِيعًا ٱلَّذِي
لَهُۥ مُلۡكُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۖ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ يُحۡيِۦ وَيُمِيتُۖ
فَـَٔامِنُواْ بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِ ٱلنَّبِيِّ ٱلۡأُمِّيِّ ٱلَّذِي يُؤۡمِنُ بِٱللَّهِ
وَكَلِمَٰتِهِۦ وَٱتَّبِعُوهُ لَعَلَّكُمۡ تَهۡتَدُونَ ١٥٨ وَمِن
قَوۡمِ مُوسَىٰٓ أُمَّةٞ يَهۡدُونَ بِٱلۡحَقِّ وَبِهِۦ يَعۡدِلُونَ ١٥٩



(156) **Ва моро дар ин дунё аз зумраи касоне бигардон, ки бо додани неъматҳо ва бахшидани офият мавриди лутфу навозиш қарор дода ва ба амали нек ҳидояташон кардаӣ ва дар охират аз зумраи он бандагони солеҳ бигардон, ки ҷаннатро барояшон омода сохтаӣ. Ҳамоно ҳамаи мо сидқан тавба карда, бо эътироф ба хатоҳоямон ба сӯи Ту бозгаштаем.**" Аллоҳ (ч) гуфт: "**Аз касоне, ки ба асбоби бадбахтӣ даст мезананд, ҳар киро хоҳам, ба азобам гирифтор месозам ва раҳматам дар ин дунё тамоми мавҷудотро фаро гирифта аст. Ҳеҷ махлуқе нест, ҷуз он ки раҳматам шомили ҳолаш гашта, ғарқи дарёи фазлу эҳсонам аст. Сипас раҳматамро ҳатман дар рӯзи охират барои он касоне менависам, ки бо иҷрои дастурот ва дурӣ аз мамнӯот тақво мекунанд ва закоташонро ба шахсони арзанда медиҳанд ва ба оятҳои Мо имон меоранд-**
(157) **он касоне, ки аз Муҳаммади Паёмбар, ки хондан ва навиштан наметавонад, балки Худо барояш пайғом мефиристад, пайравӣ мекунанд ва ӯ касест, ки яҳуду насоро ному сифатҳо ва Китоби бар вай нозилшударо дар Таврoти Мӯсо ва Инҷили Исо навишта меёбанд, ин Паёмбар онҳоро ба корҳои нек фармон медиҳад ва аз корҳое, ки барои ақлҳои солим ва сириштҳои пок зиштиаш маълум аст, манъ мекунад ва истеъмоли хӯрданиҳо, нӯшиданиҳо ва издивоҷҳои покизаро ба онҳо ҳалол ва хӯрданиҳо, нӯшиданиҳо ва издивоҷҳои нопокро ба онҳо ҳаром мегардонад ва масъулиятҳои сангинеро ба монанди воҷиб будани куштани шахси қотил, сарфи назар аз он ки қатл бо хато сурат гирифта аст ё барқасд,[1] аз онҳо соқит месозад. Пас он касоне аз Бани Исроил ва ғайри онҳо, ки ба ин Паёмбар имон меоранд ва ӯро бо таъзим ҳимоят мекунанд ва алайҳи душманонаш кӯмакаш мерасонанд ва аз Қуръони шабеҳи нури раҳнамои бар вай фуруд оварда шуда пайравӣ менамоянд, инҳо растагорони ҳақиқӣ буда, ба хостаи худ ноил шуда ва аз уқубат наҷот меёбанд.**"
(158) Эй Паёмбар, бигӯ: "**Эй мардум, ман аз ҷониби Аллоҳ (ч) ба сӯи ҳамаи шумо (арабу аҷам) фиристода шудаам, Он Зоте, ки ҳукмфармоӣ ва моликияти осмонҳо ва замин аз Ӯст. Ба ғайр аз Ӯ дигар маъбуди лоиқи ибодат нест, мурдагонро зинда месозад ва зиндагонро мемиронад. Пас, ба Аллоҳ (ч) ва Расулаш Муҳаммад, Паёмбаре, ки хондан ва навиштан наметавонад, балки ба шумо пайғоми Парвардигорашро оварда аст, имон оред, он Паёмбаре, ки ба Аллоҳ (ч) ва он чи бар ӯ ва дигар паёмбарони гузашта нозил шудааст, бидуни ҷудосозӣ байни онҳо имон дорад ва аз он чи ба шумо аз сӯи Аллоҳ (ч) овардааст, пайравӣ кунед, то ба ҳар коре, ки ба фоидаи дунёву охирати шумо аст, ҳидоят ёбед**."
(159) Чун Аллоҳ (ч) дар оятҳои гузашта гӯсолапарастии як гурӯҳи Бани Исроилро қисса кард, дар ояти зерин гурӯҳи дигари қавми Мӯсоро, ки ба гӯсолапарастон мухолифат нишон доданд, баён намуда мегӯяд:

Ва аз миёни қавми Мӯсо (а) аз Бани Исроил ҷамоате дар роҳи рост қарор дошта, мардумро ба роҳи рост раҳнамоӣ мекарданд ва бар асоси ҳақиқат ва адолат ҳукм карда, ситам наменамуданд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Тавроту Инҷил далелҳои ошкори дурустии биъсати Паёмбар (с) ва сидқи он касро дарбар гирифта аст;

2.Раҳмати илоҳӣ тамоми мавҷудотро фаро гирифта аст. Лекин он барои бандагон маротиби гуногун дошта, ба эътибори имон ва амали нек аз ҳам фарқ мекунад;

3.Дуо вобаста ба ҳолат гоҳо мухтасар ва гоҳо ботафсил мешавад. Мӯсо (а) ҳолатро ба назар гирифт, дуояшро кӯтоҳ кард;

4.Яке аз суратҳои адолати Парвардигор он аст, ки ҳақи теъдоди андаки мӯъминонро риоя мекунад. Вақте дар оятҳои гузашта сифатҳои хилофи камоли инсонӣ ва залолати Бани Исроилро зикр кард, шояд касе гумон барад, ки ин тавсиф шомили ҳоли ҳамаи онҳо аст. Барои ҳамин, дар охир гурӯҳи дар роҳи рост қарор доштаро овард.

1. Ишора ба ҳукми шариатҳои гузашта (Мутарҷим)

وَقَطَّعْنَٰهُمُ ٱثْنَتَىْ عَشْرَةَ أَسْبَاطًا أُمَمًا ۚ وَأَوْحَيْنَآ إِلَىٰ
مُوسَىٰٓ إِذِ ٱسْتَسْقَىٰهُ قَوْمُهُۥٓ أَنِ ٱضْرِب بِّعَصَاكَ ٱلْحَجَرَ ۖ
فَٱنۢبَجَسَتْ مِنْهُ ٱثْنَتَا عَشْرَةَ عَيْنًا ۖ قَدْ عَلِمَ كُلُّ أُنَاسٍ
مَّشْرَبَهُمْ ۚ وَظَلَّلْنَا عَلَيْهِمُ ٱلْغَمَٰمَ وَأَنزَلْنَا عَلَيْهِمُ
ٱلْمَنَّ وَٱلسَّلْوَىٰ ۖ كُلُوا۟ مِن طَيِّبَٰتِ مَا رَزَقْنَٰكُمْ ۚ وَمَا
ظَلَمُونَا وَلَٰكِن كَانُوٓا۟ أَنفُسَهُمْ يَظْلِمُونَ ١٦٠
وَإِذْ قِيلَ لَهُمُ ٱسْكُنُوا۟ هَٰذِهِ ٱلْقَرْيَةَ وَكُلُوا۟ مِنْهَا
حَيْثُ شِئْتُمْ وَقُولُوا۟ حِطَّةٌ وَٱدْخُلُوا۟ ٱلْبَابَ سُجَّدًا
نَّغْفِرْ لَكُمْ خَطِيٓـَٰٔتِكُمْ ۚ سَنَزِيدُ ٱلْمُحْسِنِينَ
١٦١ فَبَدَّلَ ٱلَّذِينَ ظَلَمُوا۟ مِنْهُمْ قَوْلًا غَيْرَ ٱلَّذِى قِيلَ
لَهُمْ فَأَرْسَلْنَا عَلَيْهِمْ رِجْزًا مِّنَ ٱلسَّمَآءِ بِمَا كَانُوا۟
يَظْلِمُونَ ١٦٢ وَسْـَٔلْهُمْ عَنِ ٱلْقَرْيَةِ ٱلَّتِى كَانَتْ
حَاضِرَةَ ٱلْبَحْرِ إِذْ يَعْدُونَ فِى ٱلسَّبْتِ إِذْ تَأْتِيهِمْ
حِيتَانُهُمْ يَوْمَ سَبْتِهِمْ شُرَّعًا وَيَوْمَ لَا يَسْبِتُونَ ۙ لَا تَأْتِيهِمْ ۚ
كَذَٰلِكَ نَبْلُوهُم بِمَا كَانُوا۟ يَفْسُقُونَ ١٦٣



(160) Ва Мо Бани Исроилро ба дувоздаҳ қабила ҷудо кардем ва чун онҳо аз Мӯсо об хостанд, ба вай пайғом фиристодем, ки “**Эй Мӯсо, бо асоят сангро бизан**.” Мӯсо бо асои дасташ сангро зад, пас аз он санг ба теъдоди қабилаҳо дувоздаҳ чашма равон шуд. Ҳамоно ҳар қабила макони хоси оби худро медонист. Як қабила бо қабилаи дигар дар он макон шарик намешуд. Ва абрро бар онҳо соябон сохтем, ки бо ҳаракаташон ба ҳаракат медаромад ва бо истоданашон меистод. Ва барои онҳо аз неъматҳои Худ нӯшобаи мисли асал ширин ва парандаи дорои гӯшти хуштаъми мисли бедона нозил кардем ва гуфтем: “**Аз неъматҳои покизаи бароятон рӯзӣ кардаамон бихӯред**.” Ва онҳо бо зулму носипосӣ ва қадрношиносӣ аз Мо ҳеҷ чизро кам накарданд, валекин бо хилофкорӣ худро ба ҳалокат афканда, бар ҷонашон ситам менамуданд.

(161) Ва эй Паёмбар, замонеро ёд кун, ки Аллоҳ (ҷ) ба Бани Исроил гуфт: “**Ба Байт-ул-муқаддас ворид шавед ва аз меваҳои ҳар деҳаи он ҳар вақте дилатон хоҳад, бихӯред ва “Парвардигоро, аз хатои мо даргузар” бигӯед ва дар ҳолати рукӯъ ва таслим шудан вориди дарвоза шавед. Агар ин гуфтаҳоро иҷро кардед, аз гуноҳонатон дармегузарем. Бешак, Мо ба бандагони некӯкор аз хайри дунё ва охират афзун мегардонем.**”

(162) Пас ситамкорони Бани Исроил он суханеро, ки ба гуфтанаш фармон гирифта буданд, дигаргун карданд ва дар ивази “**Ҳиттатун**” (**Омурзиш**), “**Ҳинтатун**” (**Гандум**) гуфтанд. Ба ҷои талаби мағфират калимаи фармудашударо тағйир доданд. Ғайр аз ин он амалеро, ки бояд тибқи амри илоҳӣ вақти аз дарвоза даромадан ба ҷо меоварданд, дигаргун сохтанд. Ба ҷои он ки бо шикастаҳолӣ ва сарафкандагӣ аз дарвоза дароянд, бар мақъадашон хазида-хазида даромаданд. Пас Мо бар онҳо ба сабаби он ки пайваста зулм менамуданд, аз ҷониби осмон азоб фиристодем.

(163) Ва эй Паёмбар, аз яҳудиҳо барои хотиррасон карданиашон аз он ки Аллоҳ (ҷ) гузаштагони онҳоро уқубат намуда буд, оиди қиссаи деҳае, ки дар ҷивори баҳр қарор дошт, суол кун. Аллоҳ (ҷ) онҳоро аз шикори моҳӣ дар рӯзи шанбе манъ кард, аммо онҳо аз марзҳои Аллоҳ (ҷ) гузаштанд. Аллоҳ (ҷ) онҳоро чунин санҷиш карда буд, ки моҳиҳо рӯзи шанбе бар рӯи баҳр намоён шуда, наздашон меомаданд, вале дар дигар рӯзҳо нопадид гашта, наздашон намеомаданд. Мо онҳоро ба сабаби он ки аз тоатамон берун мешуданд ва гуноҳ мекарданд, ҳамин гуна озмудем. Онҳо ба хотири шикори моҳӣ аз ҳила кор гирифтанд. Шасташонро дар дарё гузошта, чоҳ мекananд. Моҳиҳо рӯзи шанбе омада, дар дом меафтоданд ва онҳо рӯзи якшанбе моҳиҳоро гирифта, мехӯрданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Носипосӣ сабаби маҳрум гаштан аз неъматҳои илоҳӣ аст;

2.Яке аз сабабҳои фуруд омадани уқубати Худо ҳилабозӣ дар умури шариат аст. Зеро ин навъи ҳила ба маънои ситамкорӣ ва поймол сохтани марзҳои илоҳӣ аст;

3.Худо хорию бечорагиро бар Бани Исроил навишта ва эълом карда аст, ки дар чанд вақт шахсеро мефиристад, то ба сабаби зулму каҷравиашон онҳоро уқубати сахт кунад.

وَإِذۡ قَالَتۡ أُمَّةٞ مِّنۡهُمۡ لِمَ تَعِظُونَ قَوۡمًا ٱللَّهُ مُهۡلِكُهُمۡ أَوۡ مُعَذِّبُهُمۡ
عَذَابٗا شَدِيدٗاۖ قَالُواْ مَعۡذِرَةً إِلَىٰ رَبِّكُمۡ وَلَعَلَّهُمۡ يَتَّقُونَ ١٦٤
فَلَمَّا نَسُواْ مَا ذُكِّرُواْ بِهِۦٓ أَنجَيۡنَا ٱلَّذِينَ يَنۡهَوۡنَ عَنِ ٱلسُّوٓءِ
وَأَخَذۡنَا ٱلَّذِينَ ظَلَمُواْ بِعَذَابِۭ بَـِٔيسِۭ بِمَا كَانُواْ يَفۡسُقُونَ ١٦٥
فَلَمَّا عَتَوۡاْ عَن مَّا نُهُواْ عَنۡهُ قُلۡنَا لَهُمۡ كُونُواْ قِرَدَةً خَٰسِـِٔينَ ١٦٦
وَإِذۡ تَأَذَّنَ رَبُّكَ لَيَبۡعَثَنَّ عَلَيۡهِمۡ إِلَىٰ يَوۡمِ ٱلۡقِيَٰمَةِ مَن يَسُومُهُمۡ
سُوٓءَ ٱلۡعَذَابِۗ إِنَّ رَبَّكَ لَسَرِيعُ ٱلۡعِقَابِ وَإِنَّهُۥ لَغَفُورٞ رَّحِيمٞ
١٦٧ وَقَطَّعۡنَٰهُمۡ فِي ٱلۡأَرۡضِ أُمَمٗاۖ مِّنۡهُمُ ٱلصَّٰلِحُونَ وَمِنۡهُمۡ
دُونَ ذَٰلِكَۖ وَبَلَوۡنَٰهُم بِٱلۡحَسَنَٰتِ وَٱلسَّيِّـَٔاتِ لَعَلَّهُمۡ
يَرۡجِعُونَ ١٦٨ فَخَلَفَ مِنۢ بَعۡدِهِمۡ خَلۡفٞ وَرِثُواْ ٱلۡكِتَٰبَ
يَأۡخُذُونَ عَرَضَ هَٰذَا ٱلۡأَدۡنَىٰ وَيَقُولُونَ سَيُغۡفَرُ لَنَا وَإِن
يَأۡتِهِمۡ عَرَضٞ مِّثۡلُهُۥ يَأۡخُذُوهُۚ أَلَمۡ يُؤۡخَذۡ عَلَيۡهِم مِّيثَٰقُ ٱلۡكِتَٰبِ
أَن لَّا يَقُولُواْ عَلَى ٱللَّهِ إِلَّا ٱلۡحَقَّ وَدَرَسُواْ مَا فِيهِۗ وَٱلدَّارُ ٱلۡأٓخِرَةُ
خَيۡرٞ لِّلَّذِينَ يَتَّقُونَۚ أَفَلَا تَعۡقِلُونَ ١٦٩ وَٱلَّذِينَ يُمَسِّكُونَ
بِٱلۡكِتَٰبِ وَأَقَامُواْ ٱلصَّلَوٰةَ إِنَّا لَا نُضِيعُ أَجۡرَ ٱلۡمُصۡلِحِينَ ١٧٠



164 Ва эй Паёмбар, ба ёд биёр он замонеро, ки ҷамоате аз Бани Исроил ҷамоати нофармонро аз шикори моҳӣ дар рӯзи шанбе манъ карданд ва аз азоби илоҳӣ хушдор доданд ва ҷамоати дигар ба ин насиҳатгарон гуфтанд: “**Чаро мардумеро, ки Аллоҳ (ч) онҳоро ба сабаби гуноҳонашон дар дунё ҳалок месозад ё дар рӯзи қиёмат азоби сахт медиҳад, насиҳат мекунед**?!” Насиҳатгарон гуфтанд: “**Мо масъулияти амри маъруф ва наҳйи мункарро анҷом медиҳем, то назди Аллоҳ (ч) узр дошта бошем, ки барои тарки ин амал моро азоб накунад ва низ шояд ин қавми нофармон аз андарз фоида мегиранд ва аз он гуноҳи худ даст мекашанд**.”

165 Пас вақте он қавми нофармон аз андарзи ҷамоати насиҳатгар рӯй тофта, аз гуноҳ наисто-
данд, Мо он тоифаеро, ки гунаҳкоронро аз гуноҳ
манъ мекарданд, аз азоб наҷот додем ва он
касонеро, ки рӯзи шанбе моҳӣ шикор карда, аз
марзамон гузаштанд, ба сабаби аз итоат берун
166 шудан ва идома додани гуноҳ бо азоби сахт
гирифтем.

Пас, чун бо такаббур ва саркашӣ дар нофармонии Аллоҳ (ч) аз ҳад гузаштанд ва панд нагирифтанд, ба онҳо гуфтем: “**Эй гурӯҳи нофармон, ба бӯзинаҳои хоршуда табдил ёбед.**” Ҳамин тавр ҳам шуданд. Вақте Мо пайдоиши чизеро хоҳем, ба он “**Ҳаст шав**” мегӯем, он чиз фавран ҳаст мешавад.

167 Ва эй Паёмбар, ба хотир биёр он замонеро, ки Парвардигорат ошкор эълом намуд, ки ҳатман бар яҳудиҳо то рӯзи қиёмат касеро мегуморад, ки ба онҳо шадидтарин азобро мечашонад. Ҳамоно Парвардигорат нисбат ба бандагони нофармон Зудуқубат аст, гоҳо дар ҳамин дунё азобашон медиҳад ва бегуфтугӯ, Ӯ нисбат ба бандагони тавбакор бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

168 Ва Мо Бани Исроилро баъди сарҷамъӣ дар замин пароканда ва ба тоифаҳо ҷудо кардем. Баъзеашон мардуми солеҳи иҷрокунандаи ҳуқуқи Аллоҳ (ч) ва бандагонанд ва баъзеи дигарашон бо анҷоми гуноҳ бар худ ситам кардаанд. Ва Мо онҳоро бо осонию душворӣ озмудем, то аз роҳи бадашон бозгарданд.

169 Пас баъд аз онҳо фарзандони бадкоре ҷонишини гузаштагон шуда, Тавротро ба мерос бурда, онро хонданд, аммо амал накарданд, матои беарзиши дунёро барои тағйир додани Китоби Худо ва амал ба ғайри он чун ришва мегирифтанд ва хештанро умедвор месохтанд, ки Аллоҳ (ч) ба зудӣ гуноҳони онҳоро меомурзад ва агар барояшон матои дунё меомад, онро мегирифтанд. Оё Аллоҳ (ч) аз онҳо дар Таврот аҳд нагирифта буд, ки дар бораи Аллоҳ (ч) бидуни таҳриф ва табдил ҷуз ҳақ чизи дигар нагӯянд?! Онҳо аз рӯи нодонӣ бо Таврот амал карданро тарк накардаанд, балки ин рафторашон аз рӯи дониш сурат гирифта буд. Онҳо Тавротро хонданд ва аз мазмуну мақсади он огоҳ шуданд. Аз ин ҷиҳат гуноҳашон сахттар аст. Ва охират бо неъматҳои безаволаш барои парҳезкорони иҷрокунандаи фармонҳои Аллоҳ (ч) аз матоъҳои заволпазири ин дунё ба маротиб беҳтар аст. Оё шумо касони мафтуни матои ночизи ин дунё андеша намекунед, ки он чи Аллоҳ (ч) дар сарои охират барои парҳезкорон омода кардааст, беҳтар ва пойдортар аст?!

170 Ва касоне, ки ба Китоби Худо чанг зада, бо дастуроти он амал мекунанд ва намози худро дар вақтҳои муайяншуда бо риояи шартҳо, воҷибот ва суннатҳо барпо медоранд, Аллоҳ (ч) онҳоро барои анҷоми некиҳояшон подош медиҳад, зеро бегумон Аллоҳ (ч) музди касонеро, ки амалашон солеҳ ва ислоҳкоранд, зоеъ намесозад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Вақте азоби илоҳӣ болои қавме ба сабаби гуноҳ нозил гардад, шахсоне, ки масъулияти амри маъруф ва наҳйи мункарро иҷро кардаанд, аз он наҷот мееёбанд;

2.Парҳез аз уқубати илоҳӣ лозим ва зарур аст. Зеро он гоҳо дар ҳамин дунё бисёр сахт меояд. Чунончи Аллоҳ (ч) гурӯҳе аз Бани Исроилро ба сабаби саркашӣ ба бӯзина табдил дод;

3.Неъмати дунё ҳар қадар бузург намояд, дар қиёс бо неъмати абадии охират ҳеҷ аст;

Беҳтарин амали банда баъд аз имон барпо доштани намоз аст, зеро он шоҳсутуни дин маҳсуб мешавад.

الحزب ١٨

۞ وَإِذۡ نَتَقۡنَا ٱلۡجَبَلَ فَوۡقَهُمۡ كَأَنَّهُۥ ظُلَّةٞ وَظَنُّوٓاْ أَنَّهُۥ وَاقِعُۢ بِهِمۡ
خُذُواْ مَآ ءَاتَيۡنَٰكُم بِقُوَّةٖ وَٱذۡكُرُواْ مَا فِيهِ لَعَلَّكُمۡ تَتَّقُونَ ١٧١
وَإِذۡ أَخَذَ رَبُّكَ مِنۢ بَنِيٓ ءَادَمَ مِن ظُهُورِهِمۡ ذُرِّيَّتَهُمۡ وَأَشۡهَدَهُمۡ
عَلَىٰٓ أَنفُسِهِمۡ أَلَسۡتُ بِرَبِّكُمۡۖ قَالُواْ بَلَىٰ شَهِدۡنَآۚ أَن تَقُولُواْ يَوۡمَ
ٱلۡقِيَٰمَةِ إِنَّا كُنَّا عَنۡ هَٰذَا غَٰفِلِينَ ١٧٢ أَوۡ تَقُولُوٓاْ إِنَّمَآ أَشۡرَكَ
ءَابَآؤُنَا مِن قَبۡلُ وَكُنَّا ذُرِّيَّةٗ مِّنۢ بَعۡدِهِمۡۖ أَفَتُهۡلِكُنَا
بِمَا فَعَلَ ٱلۡمُبۡطِلُونَ ١٧٣ وَكَذَٰلِكَ نُفَصِّلُ ٱلۡأٓيَٰتِ وَلَعَلَّهُمۡ
يَرۡجِعُونَ ١٧٤ وَٱتۡلُ عَلَيۡهِمۡ نَبَأَ ٱلَّذِيٓ ءَاتَيۡنَٰهُ ءَايَٰتِنَا فَٱنسَلَخَ
مِنۡهَا فَأَتۡبَعَهُ ٱلشَّيۡطَٰنُ فَكَانَ مِنَ ٱلۡغَاوِينَ ١٧٥ وَلَوۡ شِئۡنَا
لَرَفَعۡنَٰهُ بِهَا وَلَٰكِنَّهُۥٓ أَخۡلَدَ إِلَى ٱلۡأَرۡضِ وَٱتَّبَعَ هَوَىٰهُۚ فَمَثَلُهُۥ
كَمَثَلِ ٱلۡكَلۡبِ إِن تَحۡمِلۡ عَلَيۡهِ يَلۡهَثۡ أَوۡ تَتۡرُكۡهُ
يَلۡهَثۚ ذَّٰلِكَ مَثَلُ ٱلۡقَوۡمِ ٱلَّذِينَ كَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَاۚ فَٱقۡصُصِ
ٱلۡقَصَصَ لَعَلَّهُمۡ يَتَفَكَّرُونَ ١٧٦ سَآءَ مَثَلًا ٱلۡقَوۡمُ ٱلَّذِينَ
كَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَا وَأَنفُسَهُمۡ كَانُواْ يَظۡلِمُونَ ١٧٧ مَن يَهۡدِ ٱللَّهُ
فَهُوَ ٱلۡمُهۡتَدِيۖ وَمَن يُضۡلِلۡ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡخَٰسِرُونَ ١٧٨



(171) Ва эй Муҳаммад, ёд кун он замонеро, ки чун Бани Исроил аз қабули аҳкоми Таврот сарпечӣ намуданд, Мо кӯҳро баркандем ва онро болои сарашон бардоштем. Кӯҳ бар болои онҳо чунон менамуд, ки гӯё абрпораест бар сарашон соя меафканад ва онҳо яқин доштанд, ки он кӯҳ бар болояшон меафтад. Ба онҳо гуфта шуд: “**Он чиро бароятон додаем, бо ҷиддият, талош ва азми қавӣ бигиред ва он аҳкомеро, ки дар Таврот ба шумо муқаррар кардаем, ба ёд оварда фаромӯш макунед, то бо иҷрои ин гуфтаҳо парҳезкорӣ намоед.**”

(172) Ва эй Муҳаммад, ёд кун он замонеро, ки Парвардигорат аз камари фарзандони Одам наслашонро берун овард ва онҳоро бо он чи дар сиришташон аз иқрори офаридгориаш ниҳода буд, ба Офаридгор буданаш эътироф кунонида пурсид: “**Оё Ман Парвардигори шумо нестам**?!” Насли Одам ҳамагӣ дар посух “**Бале, Ту Парвардигори мо ҳастӣ**” гуфтанд. Аллоҳ (ҷ) гуфт: “**Ба дурустӣ ки Мо озмоишатон кардем ва аз шумо паймон гирифтем, то рӯзи қиёмат ҳуҷҷати Аллоҳ (ҷ)-ро бар худ инкор накунед ва нагӯед**: “**Мо дар ин бора маълумот надоштем**. -

(173) **Ё дар он рӯз далел наоред, ки падаронатон дар гузашта аҳдшиканӣ карда, ба Аллоҳ (ҷ) ширк овардаанд ва шумо низ чун онҳоро мушрик ёфтаед, аз онҳо пайравӣ кардаед ва бо ҳамин баҳона бигӯед: “Парвардигоро, оё моро бо он чи падаронамон кардаанд, ки бо ширк овардан амалҳои хешро ботил сохтанд, ба ҷавобгарӣ мекашӣ ва уқубат мекунӣ? Мо гуноҳ надорем, зеро ҳақиқатро намедонистем ва дар гуноҳони содиркардаамон ба падаронамон тақлид кардем**.””

(174) Ва он гуна ки оятҳои Худро дар бораи сарнавишти умматҳои такзибкунанда баён кардем, ҳамин тавр онро барои ин гурӯҳ низ баён менамоем, то аз гуноҳи ширк овардан ба сӯи яктопарастиву ибодати Маъбуди Ягона бозгарданд. Чунончи дар аҳдашон бо Худо омада аст.

(175) Ва эй Паёмбар, барои Бани Исроил хабари мардеро, ки аз байни худашон буд, бихон. Мо ба ӯ оятҳои Хешро додем, онро донист ва ҳақиқатро фаҳмид, лекин амал накард, балки онро тарк намуда, аз муқтазои он ҷудо гашт, пас Шайтон дар паяш афтод ва қаринаш шуд. Пас баъд аз он ки аз ҳидоят ва наҷотёфтагон буд, аз ҷумлаи гумроҳони ҳалокшуда гардид.

(176) Ва агар Мо фоида бурданашро бо ин оятҳо мехостем, ҳатман ҷойгоҳашро бо оятҳои Худ мебардоштем, барои амал кардан комёбаш месохтем, пас мақомаш дар дунёву охират баланд мегашт. Аммо вақте вай ба шаҳватҳо майл карда, зиндагонии ин дунёро аз зиндагонии абадии охират пеш гузошт ва пайрави хостаҳои ботили нафсаш гашт, бо ин рафтораш барои хештан роҳеро баргузид, ки оқибат ӯро ба шармандагӣ ва расвоӣ расонид. Сифати вай дар ҳарис будан ба дунё монанди сифати саг аст. Забонаш дар ҳама ҳолат аз даҳонаш берун аст. Агар ӯро биронӣ, забонашро аз даҳонаш берун меорад ва агар ба ҳолаш ҳам гузорӣ, забонашро аз даҳонаш берун меорад. Ин васфи қавмест, ки ба сабаби такзиби оятҳои Мо гумроҳ шудаанд. Пас, эй Паёмбар, ин қиссаҳоро барои онҳо нақл кун, то андеша карда, аз роҳи такзиб ва гумроҳиашон бозгарданд.

(177) Ҳеҷ ҳолате аз ҳолати қавме, ки ҳуҷҷатҳои Моро такзиб карда, ба он бовар надоранд, бадтар нест ва онҳо бо ин рафтор худро ба ҳалокат андохта, бар ҷони хештан ҷавр мекунанд.

(178) Аллоҳ (ҷ) ба ҳар ки тавфиқи ҳидоят ба роҳи росташро диҳад, пас вай ҳидоятёфтаи ҳақиқӣ аст ва ҳар киро аз роҳи рост дур созад, пас ин ҷамоа дар рӯзи қиёмат бар ҷони худу хонаводаашон зиёни сахт расонидаанд. Огоҳ бошед, ки зиёни ошкор ҳамин аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мақсади асосӣ аз нузули китобҳои осмонӣ, ба муқтазои он амал кардан аст, на тиловати забонӣ. Фақат қироати забонӣ ба маънои тарки китобҳои осмонӣ аст;

2.Худо дар вуҷуди инсон аз нахустин рӯзҳои ташаккул ёфтанаш дарки далелҳои ваҳдониятро халқ кардааст. Агар сиришти вай солим бошад ва чизе ворид шуда, онро фосид накунад, ҳатман далелҳои ваҳдонияти илоҳиро дарк карда, бо он амал мекунад;

3.Дар оятҳои мазкур барои касоне, ки комёбии амал ба оятҳои Қуръон насибашон гаштааст, дарси ибрат аст. Онҳо бояд барои худ дар расидан ба ин неъмат ва покшавии нафсашон фазли Худоро қадрдонӣ кунанд ва сипосгузор бошанд;

4.Оятҳои мазкур ба мӯъминон таълим медиҳад, ки барои талаби ҳидоят ва маҳфуз мондан аз домҳои гумроҳӣ ба Парвардигор рӯй биёранд.

وَلَقَدْ ذَرَأْنَا لِجَهَنَّمَ كَثِيرًا مِّنَ الْجِنِّ وَالْإِنسِ لَهُمْ قُلُوبٌ لَّا يَفْقَهُونَ
بِهَا وَلَهُمْ أَعْيُنٌ لَّا يُبْصِرُونَ بِهَا وَلَهُمْ آذَانٌ لَّا يَسْمَعُونَ بِهَا
أُولَٰئِكَ كَالْأَنْعَامِ بَلْ هُمْ أَضَلُّ أُولَٰئِكَ هُمُ الْغَافِلُونَ ١٧٩ وَلِلَّهِ
الْأَسْمَاءُ الْحُسْنَىٰ فَادْعُوهُ بِهَا وَذَرُوا الَّذِينَ يُلْحِدُونَ فِي أَسْمَائِهِ
سَيُجْزَوْنَ مَا كَانُوا يَعْمَلُونَ ١٨٠ وَمِمَّنْ خَلَقْنَا أُمَّةٌ يَهْدُونَ بِالْحَقِّ
وَبِهِ يَعْدِلُونَ ١٨١ وَالَّذِينَ كَذَّبُوا بِآيَاتِنَا سَنَسْتَدْرِجُهُم
مِّنْ حَيْثُ لَا يَعْلَمُونَ ١٨٢ وَأُمْلِي لَهُمْ إِنَّ كَيْدِي مَتِينٌ ١٨٣ أَوَلَمْ
يَتَفَكَّرُوا مَا بِصَاحِبِهِم مِّن جِنَّةٍ إِنْ هُوَ إِلَّا نَذِيرٌ مُّبِينٌ ١٨٤
أَوَلَمْ يَنظُرُوا فِي مَلَكُوتِ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ وَمَا خَلَقَ اللَّهُ
مِن شَيْءٍ وَأَنْ عَسَىٰ أَن يَكُونَ قَدِ اقْتَرَبَ أَجَلُهُمْ فَبِأَيِّ حَدِيثٍ
بَعْدَهُ يُؤْمِنُونَ ١٨٥ مَن يُضْلِلِ اللَّهُ فَلَا هَادِيَ لَهُ وَيَذَرُهُمْ
فِي طُغْيَانِهِمْ يَعْمَهُونَ ١٨٦ يَسْأَلُونَكَ عَنِ السَّاعَةِ أَيَّانَ مُرْسَاهَا
قُلْ إِنَّمَا عِلْمُهَا عِندَ رَبِّي لَا يُجَلِّيهَا لِوَقْتِهَا إِلَّا هُوَ ثَقُلَتْ فِي
السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ لَا تَأْتِيكُمْ إِلَّا بَغْتَةً يَسْأَلُونَكَ كَأَنَّكَ حَفِيٌّ عَنْهَا
قُلْ إِنَّمَا عِلْمُهَا عِندَ اللَّهِ وَلَٰكِنَّ أَكْثَرَ النَّاسِ لَا يَعْلَمُونَ ١٨٧



(179) Ба дурустӣ ки Мо барои дӯзах бисёре аз ҷинҳо ва инсонҳоро офаридем. Зеро бо илми Худ медонем, ки онҳо амали дӯзахиёнро мекунанд. Онҳо дилҳое доранд, ки бо он зарару фоидаи хешро дарк намекунанд ва чашмоне доранд, ки аломатҳои қудрати илоҳиро дар вуҷудашон ва атрофи коинот намебинанд, то аз он ибрат гиранд ва гӯшҳое доранд, ки бо он оятҳои Аллоҳ (ч)-ро намешунаванд, то дар бораи маъноям фикр кунанд. Ин ҷамоаи тавсифшуда дар надоштани ақл ба чаҳорпоён монананд, балки дар гумроҳӣ аз чаҳорпоён низ гумроҳтаранд. Ин ҷамоа касонеанд, ки аз имон овардан ба Аллоҳ (ч) ва рӯзи қиёмат ғофиланд.

(180) Ва Аллоҳ (ч) дорои номҳои зебоест, ки ба азамат ва камоли Ӯ далолат мекунад. Пас дар талаби хостаҳоятон номҳои Ӯро васила қарор диҳед ва ба ин восита ба Аллоҳ (ч) сано фиристед ва касонеро, ки дар боби номҳои Аллоҳ (ч) бо нисбат додани он ба ғайри Ӯ, инкор, таҳриф ё ташбеҳаш ба сифоти махлуқот аз ҳақиқат кач мераванд, раҳо созед. Ҳамоно он касоне, ки дар бораи номҳои Аллоҳ (ч) кач рафтаанд, ба сабаби ин кирдорашон бо азоби дарднок ҷазо дода мешаванд.

(181) Ва аз миёни бандагони офаридаамон ҷамоате ҳастанд, ки худ дар роҳи ҳақиқат буда, ҳидоят ёфтаанд ва дигаронро ба сӯи он даъват мекунанд, то онҳо низ ҳидоят ёбанд ва бар асоси ҳақиқат ҳукм намуда, адолатро пеша кардаанд ва ҳеҷ гоҳ ситам намекунанд.

(182) Ва он касоне, ки оятҳои Моро таксиб карда, ба он бовар надоранд, бегумон дарҳои ризқро ба рӯяшон мекушоем. Ин кушодани дарҳои рӯзӣ барои гиромидошташон нест, балки бо мақсади тадриҷан ҳалок кардани онҳо аст, то роҳи гумроҳии худро идома диҳанд, сипас Мо ба таври ногаҳонӣ аз ҷое ба онҳо азобро меорем, ки намедонанд.

(183) Ва уқубати онҳоро ба таъхир меандозам, то гумон кунанд, ки азоб намешаванд, сипас бо ин пиндор таксибу куфри хешро идома медиҳанд ва уқубаташон дучанд мешавад. Макри Ман бисёр қавӣ аст. Эҳсонро барояшон ошкор месозам, вале мақсадам аз он тадриҷан аз тавфиқ маҳрум кардан ва ҳалок сохтани онҳо аст.

(184) Оё ин таксибгарони Аллоҳу Расулаш андеша намекунанд, то ақли худро ба кор даророанд ва ба онҳо равшан шавад, ки Муҳаммад (с) девона нест. Ӯ бегумон Фиристодаи Аллоҳ (ч) буда, ба сифати аз азоби илоҳӣ бимдиҳандаи ошкор омада аст.

(185) Оё онҳо дар бораи мулки Аллоҳ (ч) дар осмонҳову замин ва дар бораи ҳайвонот, ашёи беҷон ва ғайра, ки Аллоҳ (ч) дар он осмонҳо ва замин офаридааст, бо назари ибрат нигоҳ намекунанд?! Ва оё дар бораи мӯҳлати ҳаёти хеш намеандешанд, ки шояд анҷоми он наздик шудааст, пас бо ҳамин андешаҳои ибратомӯз пеш аз он ки фурсатро аз даст диҳанд, тавба кунанд?! Агар онҳо ба Қуръони карим ва ваъдаву таҳдидҳои он имон намеоранд, пас ба кадом китоб имон меоранд?!

(186) Аллоҳ (ч) ҳар киро аз ҳидоят маҳрум гардонида, аз роҳи рост гумроҳ созад, пас ҳеҷ ҳидоятгар Ӯро раҳнамоӣ карда наметавонад ва Аллоҳ (ч) онҳоро дар гумроҳиву куфр саргардон мегузорад, онҳо роҳи дурустро пайдо намекунанд.

(187) Ин қавми таксибкунандаи худраъй аз ту дар бораи қиёмат пурсида мегӯянд: “**Қиёмат кай ба вуқӯъ мепайвандад ва дар бораи он кай маълумот ҳосил мешавад**?” Эй Муҳаммад, дар посухи онҳо бигӯ: “**На ман ва на каси дигар дар бораи кай омадани қиёмат маълумот надорем. Ҳамоно маълумоти вақти рух додани қиёмат танҳо назди Парвардигорам аст. Касе ҷуз Парвардигор онро дар вақти муқарраршудааш ошкор намекунад. Замони ошкоршавии он барои аҳли осмонҳо ва замин пӯшида аст. Бешубҳа, қиёмат ногаҳон меояд**.” Аз ту дар бораи қиёмат тарзе мепурсанд, ки гӯё ту барои донистани он ҳарис ҳастӣ, дар ҳоле ки онҳо намедонанд, ки ба сабаби дар бораи Парвардигорат дониши комил доштанат аз омадани қиёмат намепурсӣ. Эй Муҳаммад, ба онҳо бигӯ: “**Дар воқеъ, дониши вақти омадани қиёмат танҳо пеши Аллоҳ (ч) аст, вале бештари мардум ин ҳақиқатро намедонанд**.”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ (ч) барои инсонҳо қалбу чашму гӯшро, ки абзори илму идроканд, офарида аст, то бо он фоида ба даст оварда, зарарро аз худ кунанд;

2.Ба василаи номҳои Аллоҳ (ч) дуо кардан сабаби қабул гаштани он мегардад. Барои ҳамин беҳтар он аст, ки дар ҳар маврид муносиб ба он яке аз номҳи Аллоҳ (ч) интихоб шавад. Масалан шахс гӯяд: “**Эй Худои Тавбапазир, тавбаи марои бипазир**.”;

3.Банда бояд дар бобати азамати осмонҳову замин андеша кунад ва ба натиҷае бирасад, ки ягона сазовори ибодат Аллоҳ (ч) аст, зеро Созандаи ҳамаи мавҷудот танҳо Ӯст.

قُل لَّآ أَمۡلِكُ لِنَفۡسِي نَفۡعٗا وَلَا ضَرًّا إِلَّا مَا شَآءَ ٱللَّهُۚ وَلَوۡ كُنتُ
أَعۡلَمُ ٱلۡغَيۡبَ لَٱسۡتَكۡثَرۡتُ مِنَ ٱلۡخَيۡرِ وَمَا مَسَّنِيَ ٱلسُّوٓءُۚ
إِنۡ أَنَا۠ إِلَّا نَذِيرٞ وَبَشِيرٞ لِّقَوۡمٖ يُؤۡمِنُونَ ١٨٨ * هُوَ ٱلَّذِي خَلَقَكُم
مِّن نَّفۡسٖ وَٰحِدَةٖ وَجَعَلَ مِنۡهَا زَوۡجَهَا لِيَسۡكُنَ إِلَيۡهَاۖ فَلَمَّا
تَغَشَّىٰهَا حَمَلَتۡ حَمۡلًا خَفِيفٗا فَمَرَّتۡ بِهِۦۖ فَلَمَّآ أَثۡقَلَت دَّعَوَا
ٱللَّهَ رَبَّهُمَا لَئِنۡ ءَاتَيۡتَنَا صَٰلِحٗا لَّنَكُونَنَّ مِنَ ٱلشَّٰكِرِينَ ١٨٩
فَلَمَّآ ءَاتَىٰهُمَا صَٰلِحٗا جَعَلَا لَهُۥ شُرَكَآءَ فِيمَآ ءَاتَىٰهُمَاۚ فَتَعَٰلَى
ٱللَّهُ عَمَّا يُشۡرِكُونَ ١٩٠ أَيُشۡرِكُونَ مَا لَا يَخۡلُقُ شَيۡـٔٗا وَهُمۡ يُخۡلَقُونَ
١٩١ وَلَا يَسۡتَطِيعُونَ لَهُمۡ نَصۡرٗا وَلَآ أَنفُسَهُمۡ يَنصُرُونَ ١٩٢
وَإِن تَدۡعُوهُمۡ إِلَى ٱلۡهُدَىٰ لَا يَتَّبِعُوكُمۡۚ سَوَآءٌ عَلَيۡكُمۡ أَدَعَوۡتُمُوهُمۡ
أَمۡ أَنتُمۡ صَٰمِتُونَ ١٩٣ إِنَّ ٱلَّذِينَ تَدۡعُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ عِبَادٌ
أَمۡثَالُكُمۡۖ فَٱدۡعُوهُمۡ فَلۡيَسۡتَجِيبُواْ لَكُمۡ إِن كُنتُمۡ
صَٰدِقِينَ ١٩٤ أَلَهُمۡ أَرۡجُلٞ يَمۡشُونَ بِهَآۖ أَمۡ لَهُمۡ أَيۡدٖ يَبۡطِشُونَ
بِهَآۖ أَمۡ لَهُمۡ أَعۡيُنٞ يُبۡصِرُونَ بِهَآۖ أَمۡ لَهُمۡ ءَاذَانٞ يَسۡمَعُونَ
بِهَاۗ قُلِ ٱدۡعُواْ شُرَكَآءَكُمۡ ثُمَّ كِيدُونِ فَلَا تُنظِرُونِ ١٩٥

الحزب ١٨



188 Эй Муҳаммад, бигӯ: “**Ман қудрати барои худ ҷалби фоида ва дур сохтани зарарро надорам, магар он чи Аллоҳ (ҷ) хоҳад. Бегумон, ҷалби фоида ва дур сохтани зарар дар тавони Аллоҳ (ҷ) аст. Чизеро ҷуз он чи Аллоҳ (ҷ) бароям омӯхта аст, намедонам. Аз ғайб огаҳӣ надорам. Ва агар аз ғайбро медонистам, ҳатман корҳоеро, ки бароям сабаби ҷалби манфиат ва дур кардани зарар мегардад, анҷом медодам. Зеро дар сурати аз ғайб огоҳӣ доштанам ҳар ҳодисаро пеш аз вуқӯъ ва бо чӣ анҷом ёфтанашро медонистам. Ман танҳо фиристодаи Аллоҳ (ҷ) ҳастам. Мардумро аз азоби дардовари Ӯ бим медиҳам ва қавмеро, ки ба паёмбарии ман имон ва динамро тасдиқ доранд, ба подоши нек аз сӯи Аллоҳ (ҷ) мужда медиҳам.**”

189 Ӯ Зотест, ки шумо занону мардонро аз як шахс, Одам офарид ва аз вай Ҳаввои ҳамсарашро халқ кард, то бо ӯ унс гирад ва оромиш ҳосил кунад. Вақте зану шавҳар бо ҳам якҷо мешаванд, завҷааш бори сабук гирифта, бордор шуданашро эҳсос намекунад, зеро ҳанӯз ҳамли вай рӯзҳои нахустинашро мегузаронад. Пас бордориаш идома меёбад, корҳояшро анҷом медиҳад ва эҳсоси сангинӣ намекунад. Пас вақте ҳамли шикамаш калон шуд ва эҳсоси гаронӣ кард, зану шавҳар дар якҷоягӣ ба Аллоҳи Парвардигорашон рӯ оварда, дуо карда, мегӯянд: “**Илоҳо, агар ба мо фарзанди тандуруст ва солимандом бахшӣ, бегумон аз шукркунандагони неъматҳоят мешавем.**”[1]

190 Баъд аз он чун Аллоҳ (ҷ) дуои онҳоро пазируфт ва бароятон мувофиқ ба дархосташон фарзанди солиму тандуруст дод, дар он чи Аллоҳ (ҷ) бароятон додааст, шарик қарор медиҳанд. Фарзандашонро Абдулҳорис (Бандаи деҳқон), Абдуррасул (Бандаи Расул) ва ғайра ном мегузоранд. Пас Аллоҳ (ҷ) аз он чи шарик қарор медиҳанд, бартар ва пок аст. Танҳо Ӯ Офаридгор ва Маъбуди барҳақ аст.

191 Оё онҳо ин бутҳо ва ғайри онро, ки чизеро наофаридаанд, дар ибодати Аллоҳ (ҷ) шарик мегардонанд ва ҳол он ки он маъбудҳо худ махлуқанд?! Пас читавр махлуқро шарики Аллоҳ (ҷ) месозанд?!

192 Ва ин маъбудҳои ботили онҳо қудрати онро надоранд, ки ба бандагонашон кӯмак кунанд ва худро ҳам ёрӣ кардан наметавонанд. Пас мушрикон бо кадом ақл ин худоҳои бофтаро ибодат мекунанд?!

193 Ва эй мушрикон, агар шумо он маъбудҳои худро ба ҷониби ҳидоят фаро хонед, даъвататонро намепазиранд ва аз шумо пайравӣ намекунанд. Онҳоро ба ҷониби ҳидоят даъват кунед ё хомӯш бошед, баробар аст. Зеро бутҳоятон мавҷуди беҷони аз ақлу шунавоӣ ва нутқ маҳрум мебошанд.

194 Эй мушрикон, ҳамоно он касонеро, ки ба ғайр аз Аллоҳ (ҷ) мепарастед, ба монанди шумо махлуқ ва банда ҳастанд, балки ҳолати шумо аз онҳо беҳтар аст. Шумо зиндаед, гап мезанед, роҳ меравед, мешунавед, мебинед, аммо бутҳоятон чунин нестанд. Агар шумо дар даъвои хеш оиди он чи ба бутҳо нисбат медиҳед, содиқед, пас онҳоро бихонед ва бояд даъвататонро бипазиранд.

195 Оё ин маъбудҳои шумо пойи роҳ рафтан доранд, то барои иҷрои ҳоҷатҳоятон қадам зананд?! Ё онҳо даст доранд, то бо тамоми қувват зарарро аз шумо дур созанд?! Ё онҳо чашм доранд, то он чиро, ки аз назари шумо ғоиб аст, бинанд ва бароятон хабар диҳанд?! Ё онҳо гӯш доранд, то чизҳои аз шумо пӯшидаро шунида маълумот диҳанд?! Вақте маъбудҳоятон аз инҳо маҳруманд, пас читавр онҳоро ба мақсади ҷалби манфиат ва дур кардани зарар ибодат мекунед?! Эй Фиристодаи Мо, ба мушрикон бигӯ: “**Тамоми маъбудҳои худро, ки бо Аллоҳи Ягона яксон мешуморед, фаро хонед, сипас бигузор онҳо барои ба ман зарар расондан макр кунанд ва бароям мӯҳлат надиҳанд.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои мазкур баёнгари онанд, ки ҳар кас ба мақсади фоида овардан ё бартараф кардани зарар ба Паёмбар (с) рӯй оварда дуо кунад, ҷоҳил аст. Зеро фоидаву зиён аз ҳисоби амал ва ё тарки пайғоми Он Ҳазрат (с) ҳосил мегардад;

2.Худо бо фазлаш барои ҳар мард аз навъи худаш ҳамсар офарид, то ҳамроҳаш улфату унс гирад ва ҳикмати илоҳӣ дар пайдоиши насли башар бо ҳамин роҳ таҳаққуқ меёбад;

3.Барои беҳтарин, комилтарин, шарифтарин махлуқ, ки инсон аст ибодати сангу чӯбу дигар мавҷудоти аз ӯ паст шоиста нест;

4.Барои шахси соҳибхирад ибодати Аллоҳ (ҷ) фарз аст. Зеро танҳо Ӯ бо нозил кардани Китоби осмонии шомили улуми муҳимми шаръӣ манфиатҳои диниашро таҳаққуқ мебахшад. Инчунин фақат Парвардигори ягона бо сарпарастӣ, муҳофизат ва кӯмаки бандагони солеҳ фоидаҳои дунявии ӯро бароварда месозад ва адовати душманонаш ба вай зиён намерасонад.

1. Муфассирон тарзи баёни ин оятро интиқол аз навъ ба ҷинс гуфтаанд. Яъне, ибтидои оят дар бораи Одам ва Ҳавво (а) буда, мобаъди он ҳамаи инсонҳоро дар назар дорад. (**Мутарҷим**)

إِنَّ وَلِـِّۧيَ ٱللَّهُ ٱلَّذِي نَزَّلَ ٱلۡكِتَٰبَۖ وَهُوَ يَتَوَلَّى ٱلصَّٰلِحِينَ
١٩٦ وَٱلَّذِينَ تَدۡعُونَ مِن دُونِهِۦ لَا يَسۡتَطِيعُونَ نَصۡرَكُمۡ
وَلَآ أَنفُسَهُمۡ يَنصُرُونَ ١٩٧ وَإِن تَدۡعُوهُمۡ إِلَى ٱلۡهُدَىٰ لَا يَسۡمَعُواْۖ
وَتَرَىٰهُمۡ يَنظُرُونَ إِلَيۡكَ وَهُمۡ لَا يُبۡصِرُونَ ١٩٨ خُذِ ٱلۡعَفۡوَ
وَأۡمُرۡ بِٱلۡعُرۡفِ وَأَعۡرِضۡ عَنِ ٱلۡجَٰهِلِينَ ١٩٩ وَإِمَّا يَنزَغَنَّكَ
مِنَ ٱلشَّيۡطَٰنِ نَزۡغٞ فَٱسۡتَعِذۡ بِٱللَّهِۚ إِنَّهُۥ سَمِيعٌ عَلِيمٌ ٢٠٠ إِنَّ
ٱلَّذِينَ ٱتَّقَوۡاْ إِذَا مَسَّهُمۡ طَٰٓئِفٞ مِّنَ ٱلشَّيۡطَٰنِ تَذَكَّرُواْ
فَإِذَا هُم مُّبۡصِرُونَ ٢٠١ وَإِخۡوَٰنُهُمۡ يَمُدُّونَهُمۡ فِي ٱلۡغَيِّ ثُمَّ
لَا يُقۡصِرُونَ ٢٠٢ وَإِذَا لَمۡ تَأۡتِهِم بِـَٔايَةٖ قَالُواْ لَوۡلَا ٱجۡتَبَيۡتَهَاۚ
قُلۡ إِنَّمَآ أَتَّبِعُ مَا يُوحَىٰٓ إِلَيَّ مِن رَّبِّيۚ هَٰذَا بَصَآئِرُ مِن رَّبِّكُمۡ
وَهُدٗى وَرَحۡمَةٞ لِّقَوۡمٖ يُؤۡمِنُونَ ٢٠٣ وَإِذَا قُرِئَ ٱلۡقُرۡءَانُ
فَٱسۡتَمِعُواْ لَهُۥ وَأَنصِتُواْ لَعَلَّكُمۡ تُرۡحَمُونَ ٢٠٤ وَٱذۡكُر رَّبَّكَ
فِي نَفۡسِكَ تَضَرُّعٗا وَخِيفَةٗ وَدُونَ ٱلۡجَهۡرِ مِنَ ٱلۡقَوۡلِ بِٱلۡغُدُوِّ
وَٱلۡأٓصَالِ وَلَا تَكُن مِّنَ ٱلۡغَٰفِلِينَ ٢٠٥ إِنَّ ٱلَّذِينَ عِندَ رَبِّكَ
سجدة لَا يَسۡتَكۡبِرُونَ عَنۡ عِبَادَتِهِۦ وَيُسَبِّحُونَهُۥ وَلَهُۥ يَسۡجُدُونَۤ۩ ٢٠٦



(196) Ҳамоно кӯмакрасон ва корсози ман фақат Аллоҳ аст, Ӯ маро муҳофизат мекунад, аз ғайраш чизе умедвор нестам ва аз бутҳои шумо ҳаросе надорам, Аллоҳ (ч) Зотест, ки Қуръонро барои ҳидояти мардум бар ман нозил намуд ва Ӯ бандагони солеҳашро корсозӣ ва муҳофизат менамояд ва кӯмакашон мерасонад.
(197) Ва эй мушрикон, он бутҳое, ки ҷуз Аллоҳ (ч) ибодат мекунед, қудрати кӯмаки шуморо надоранд ва ҳатто аз уҳдаи ёрӣ додани худ намебароянд. Маъбудҳои сунъии шумо мавҷудоти бисёр нотавонанд. Пас чӣ гуна ва бо кадом ақл онҳоро мепарастед?!
(198) Ва эй мушрикон, агар маъбудҳоятонро ба роҳи дуруст фаро хонед, даъвати шуморо намешу-наванд ва вақти дар муқобилат қарор гирифтан, онҳоро дорои чашмони сунъӣ мебинӣ ва чунон менамоянд, ки гӯё мебинанд ва дар асл онҳо чизеро дида наметавонанд.

Мушрикон он замон бутҳояшонро ба сурати инсон ва ё ҳайвон месохтанд. Он бутҳо дасту пой ва чашм доштанд, аммо беҷон буданд ва ҳаракат намекарданд.
(199) Эй Паёмбар, аз мардум он корҳо ва ахлоқеро, ки барояшон осон бошад ва тавони таҳаммулашро дошта бошанд, бипазир ва ба корҳои аз таҳаммулашон берун водорашон макун. Зеро ин кор онҳоро аз дини Аллоҳ (ч) мутанаффир месозад. Ва мардумро ба ҳар сухани зебою амали солеҳ фармон бидеҳ ва аз шахсони ҷоҳил рӯй бигардон. Рафтори ҷоҳилонаи онҳоро бо рафтори ҷоҳилона ҷавоб мадеҳ. Ҳар ки туро озор диҳад, дар ҷавобаш ӯро озор мадеҳ ва ҳар ки туро аз чизе маҳрум гардонад, дар ҷавобаш ӯро маҳрум магардон.
(200) Ва эй Фиристодаи Мо, вақте васвасаи Шайтон ё суст шудан аз анҷоми кори некро эҳсос кардӣ, дар ҳол ба сӯи Аллоҳ (ч) паноҳ бибар ва ба Ӯ чанг бизан. Зеро бегумон Ӯ суханатро мешунавад ва ба Ӯ паноҳ бурданатро медонад. Бегумон Аллоҳ (ч) туро аз васвасаҳои Шайтон ҳимоят мекунад.
(201) Ҳамоно касоне, ки бо иҷро кардани дастурот ва дурӣ ҷустан аз мамнӯот аз уқубати Аллоҳ (ч) парҳез мекунанд, чун дучори васвасаи Шайтон гашта, гуноҳ содир кунанд, зуд азамати Аллоҳ (ч), уқубати исёнкорон ва савоби фармонбардоронро ба хотир оварда, фавран аз гуноҳ тавба намуда, ба сӯи Аллоҳ (ч) бозмегарданд. Пас ногаҳон онҳо ба сабаби ёдоварӣ бино шуда, ба худ меоянд ва аз гуноҳ боз меистанд.[1]
(202) Ва шайтонҳо мудом гумроҳии бародарони бадкору кофири худро бо гуноҳ андар гуноҳ афзоиш медиҳанд. Ва на шаётин аз васваса ва гумроҳсозӣ даст мекашанд ва на инсонҳои бадкор аз итоати онҳо ва амали зишт худдорӣ мекунанд.
(203) Ва эй Паёмбар, чун ба онҳо оят биёрӣ, туро дурӯғгӯй дониста, аз он рӯй мегардонанд ва агар ба онҳо оят наорӣ, мегӯянд: "**Чаро аз пеши худ оят ихтироъ накардӣ ва набофтӣ**?!" Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: "**Ман ҳақ надорам, ки аз назди худ оят биёрам ва ҷуз аз он чи Аллоҳ (ч) бароям пайғом мефиристад, пайравӣ намекунам. Ин Қуръоне, ки ба шумо мехонам, ҳуҷҷатҳои аз сӯи Парвардигори Ҷорасози корҳо омада ва барои бандагони мӯъмин ҳидоятгар ва раҳмат аст. Аммо кофирон аз ҳидоят ва раҳмат маҳрум ҳастанд**."
(204) Ва чун Қуръон тиловат шавад, бо ҳавасмандӣ онро гӯш кунед, ҳангоми қироат сухан накунед ва ба дигар корҳо машғул нашавед, то Аллоҳ (ч) шуморо раҳмат кунад.
(205) Ва Аллоҳи Парвардигоратро дар ҳолати фурӯтанӣ, тавозӯъ ва ҳарос зикр кун ва дуои худро дар аввалу охири рӯз байни садои пасту баланд, дар ҳадди миёна нигоҳ бидор, чунки ин ду вақт фазилати хос дорад ва аз зумраи бандагони аз ёди Аллоҳ (ч) ғофил мабош.
(206) Эй Паёмбар, ҳамоно фариштагоне, ки назди Парвардигорат ҳастанд, аз ибодати Ӯ кибр ва саркашӣ намекунанд, балки мутеи тоати Ӯ буда, сустӣ намеварзанд ва онҳо шабу рӯз Ӯро аз он чи сазовор нест, ба покӣ ёд мекунанд ва танҳо ба Ӯ саҷда менамоянд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дар оятҳои зикршуда барои мусулмонони пайрави Паёмбар (с) муждаи нек аст. Худо чигунае, ки Паёмбар (с) ва дӯстонашро ёрӣ карда аст, ба онҳо низ кӯмак мерасонад;

2.Оятҳои мазкур шомили ҷамъе аз ахлоқи ҳамида аст. Бандаи мӯъмин аз гуноҳи касе, ки ба ӯ зулм кардааст, мегузарад, ҳар ки ӯро аз чизе маҳрум сохтааст, дар ивази маҳрумаш намегардонад ва ҳар ки хеширо бо ӯ қатъ кунад, ӯ онро мепайвандад;

3.Барои ҳар бандаи боимон лозим ва зарур аст, ки вақте дучори васвасаи Шайтон шуда, маъсият мекунад ё амали фарзеро тарк менамояд, дар ҳол аз Худо талаби мағфират намояд ва кӯтоҳии худро бо тавбаи содиқона ва амалҳои нек ҷуброн созад.

1. Азбаски Имом Алӯсӣ (р) ҳарфи "**ف**"-ро сабабӣ гуфта аст, дар тарҷума қайди "**ба сабаби ёдоварӣ**"-ро илова намудам. (**Мутарҷим**)

سُورَةُ الأَنفَالِ — ترتيبها ٨ — آياتها ٧٥

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

يَسْـَٔلُونَكَ عَنِ ٱلْأَنفَالِ ۖ قُلِ ٱلْأَنفَالُ لِلَّهِ وَٱلرَّسُولِ ۖ فَٱتَّقُوا۟ ٱللَّهَ (نصف الحزب ١٨)
وَأَصْلِحُوا۟ ذَاتَ بَيْنِكُمْ ۖ وَأَطِيعُوا۟ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥٓ إِن كُنتُم
مُّؤْمِنِينَ ﴿١﴾ إِنَّمَا ٱلْمُؤْمِنُونَ ٱلَّذِينَ إِذَا ذُكِرَ ٱللَّهُ وَجِلَتْ
قُلُوبُهُمْ وَإِذَا تُلِيَتْ عَلَيْهِمْ ءَايَٰتُهُۥ زَادَتْهُمْ إِيمَٰنًا وَعَلَىٰ رَبِّهِمْ
يَتَوَكَّلُونَ ﴿٢﴾ ٱلَّذِينَ يُقِيمُونَ ٱلصَّلَوٰةَ وَمِمَّا رَزَقْنَٰهُمْ
يُنفِقُونَ ﴿٣﴾ أُو۟لَٰٓئِكَ هُمُ ٱلْمُؤْمِنُونَ حَقًّا ۚ لَّهُمْ دَرَجَٰتٌ عِندَ
رَبِّهِمْ وَمَغْفِرَةٌ وَرِزْقٌ كَرِيمٌ ﴿٤﴾ كَمَآ أَخْرَجَكَ رَبُّكَ
مِنۢ بَيْتِكَ بِٱلْحَقِّ وَإِنَّ فَرِيقًا مِّنَ ٱلْمُؤْمِنِينَ لَكَٰرِهُونَ ﴿٥﴾
يُجَٰدِلُونَكَ فِى ٱلْحَقِّ بَعْدَ مَا تَبَيَّنَ كَأَنَّمَا يُسَاقُونَ إِلَى ٱلْمَوْتِ
وَهُمْ يَنظُرُونَ ﴿٦﴾ وَإِذْ يَعِدُكُمُ ٱللَّهُ إِحْدَى ٱلطَّآئِفَتَيْنِ أَنَّهَا
لَكُمْ وَتَوَدُّونَ أَنَّ غَيْرَ ذَاتِ ٱلشَّوْكَةِ تَكُونُ لَكُمْ وَيُرِيدُ
ٱللَّهُ أَن يُحِقَّ ٱلْحَقَّ بِكَلِمَٰتِهِۦ وَيَقْطَعَ دَابِرَ ٱلْكَٰفِرِينَ ﴿٧﴾
لِيُحِقَّ ٱلْحَقَّ وَيُبْطِلَ ٱلْبَٰطِلَ وَلَوْ كَرِهَ ٱلْمُجْرِمُونَ ﴿٨﴾

١٧٧

## СУРАИ “АНФОЛ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ ҲАФТОДУ ПАНҶ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Ба ёдоварии ҳодисаи ҷанги “**Бадр**” баён кардани аҳкоми ҷиҳод ва омилҳои пирӯзиву мағлубият.

### Тафсир:

(1) Эй Паёмбар! Саҳобагонат аз ту дар бораи чӣ гуна тақсимшавии молҳои ғанимат ва тақсимкунандааш мепурсанд? Дар посухашон бигӯ: “**Молҳои ғанимат аз Аллоҳ (ч) ва Расули Ӯст. Ҳукми тасарруф ва тақсим кардани он низ дар ихтиёри Аллоҳ (ч) ва Расули Ӯ аст. Вазифаи шумо танҳо аз итоат намудан ва таслим гаштан иборат мебошад. Эй бандагони боимон, пас бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед ва бо истифода аз эҷоди алоқаи бародарӣ, дӯстӣ, ахлоқи нек ва гузаштан аз лағжишҳои якдигар вазъи бади ҷудоӣ ва ба ҳам пушт гардонданатонро ислоҳ кунед. Ва агар воқеан мӯъмин ҳастед, пас итоати Аллоҳ (ч) ва Расули Ӯро бар худ лозим гиред**.” Зеро имон шахсро ба фармонбардорӣ ва дурӣ аз гуноҳ водор месозад.

(2) Мӯъминони ҳақиқӣ касоне ҳастанд, ки вақте Аллоҳ (ч) ёд карда шавад, дилашон ба ларза омада, онро тарс фаро мегирад, пас қалб ва ҷисмашон ба сӯи итоат равона мегардад ва чун оятҳои Аллоҳ (ч) бар онҳо тиловат шавад, оиди маънояш андешида, имонашон афзоиш меёбад ва дар ҷалби манфиат ва дур кардани ҳама гуна зарар танҳо ба Парвардигори Ягонаашон эътимод мекунанд.

(3) Ононе, ки доим намози худро дар вақтҳои муқаррарӣ бо риояи тамоми сифатҳои он адо менамоянд ва аз он чи бар онҳо ризқ додаем, ба мардуми тангдаст садақаҳои фарзӣ ва нофилаашонро мепардозанд.

(4) Шахсони дорои сифатҳои ёдшуда мӯъминони ҳақиқӣ ҳастанд. Зеро ин тоифа мардум хислатҳои зоҳириву ботинии имону исломро ҷамъ кардаанд. Подошашон дар назди Парвардигорашон дараҷаҳои баланд, мағфирати гуноҳон ва рӯзии неки ногусастанӣ аст. Аллоҳ (ч) дар ҷаннат барои онҳо ин неъматҳои ҷовидонаро омода сохта аст.

(5) Он гуна ки Аллоҳ (ч) тақсими молҳои ғаниматро баъди атрофи он ихтилофи назар ва баҳс сурат гирифтан аз шумо гирифта, ба Худ ва Паёмбараш (с) ихтисос дод, ҳамчунин Парвардигорат туро (**Паёмбар**) бо мақсади мулоқоти мушрикон барои берун шудан аз Мадина ба ҳақ дастур дод ва ҳол он ки гурӯҳе аз мӯъминон инро хуш надоштанд. Дастури ин кор бо пайғоми Аллоҳ (ч) ба вуқӯъ пайваста буд.

(6) Эй Паёмбар, ин тоифаи мӯъминон бо ту дар бораи ҷангидан бо мушрикон баъди маълум шудани вуқӯи он тавре мунозара мекунанд, ки гӯё ба сӯи марг ронда шуда ва онҳо онро ошкор мушоҳида доранд. Иллати ин ҳолаташон дар он аст, ки онҳо аз Мадина барои ҷанг берун шуданро сахт намехоҳанд. Зеро онҳо барои ҷангидан бо мушрикон омодагии зарурӣ нагирифтаанд.

(7) Ва эй мӯъминони ҷидолкунанда, ба хотир оред он замонеро, ки Аллоҳ (ч) барои шумо зафармандӣ бар яке аз ду тоифаи мушриконро ваъда дод. Парвардигор ба шумо ваъда дода буд, ки ё ҳамаи шутурони мушриконро бо тамоми дороии он ҳамчун ғанимат ба даст меоред ва ё дар корзори набард бо онҳо ҷангида, пирӯз мегардед. Ва шумо дӯст медоштед, ки шутурони мушриконро бе набард ба даст оред, зеро ин кор бароятон дар қиёс бо ҷанг осон буд ва Аллоҳ (ч) бо калимаҳояш бо дастур додан ба набарди мушрикон мехоҳад ҳақро ба ҳақдор расонад ва саркардагонашон кушта шуда, бештарашон асир гардида, бунёди онҳо қатъ гардад ва дини Ислом пирӯз шавад.

(8) То ин ки Аллоҳ (ч) бо пирӯз сохтани Ислом ва аҳли он ҳақро собит созад ва ин бо ошкор кардани далелҳои исботкунандаи ростии ин ойин сурат мегирад ва инчунин бутлони ботилро исбот намояд ва агарчи мушрикон инро нахоҳанд. Аллоҳ (ч) Исломро пирӯз месозад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Барои бандаи мӯъмин лозим ва зарур аст, ки ба имони худ диққат дода, онро рушд диҳад. Чунки имон бо ибодат афзоиш ёфта, бо маъсият кам мешавад;

2.Ҷои муносиб ва фоидаи мунозара ҳангоми омехта гаштани ҳақу ботил аст. Аммо вақте масъала зоҳир ва равшан гардад, аз ҳақиқат итоат кардан зарур аст;

3.Ҳукми тақсими молҳои ғанимат ба Паёмбар (с) ҳавола карда шуд. Зеро маъхази асосии ҳамаи аҳком фақат Худову Паёмбар (с) ҳастанд;

4.Иродаи таҳаққуқ ёфтани кӯмаки илоҳӣ барои мӯъминон ба мақсади исботи ҳақ ва ботил аст.

إِذْ تَسْتَغِيثُونَ رَبَّكُمْ فَاسْتَجَابَ لَكُمْ أَنِّي مُمِدُّكُم بِأَلْفٍ
مِّنَ الْمَلَائِكَةِ مُرْدِفِينَ ﴿٩﴾ وَمَا جَعَلَهُ اللَّهُ إِلَّا بُشْرَىٰ
وَلِتَطْمَئِنَّ بِهِ قُلُوبُكُمْ ۚ وَمَا النَّصْرُ إِلَّا مِنْ عِندِ اللَّهِ ۚ إِنَّ اللَّهَ
عَزِيزٌ حَكِيمٌ ﴿١٠﴾ إِذْ يُغَشِّيكُمُ النُّعَاسَ أَمَنَةً مِّنْهُ وَيُنَزِّلُ
عَلَيْكُم مِّنَ السَّمَاءِ مَاءً لِّيُطَهِّرَكُم بِهِ وَيُذْهِبَ عَنكُمْ
رِجْزَ الشَّيْطَانِ وَلِيَرْبِطَ عَلَىٰ قُلُوبِكُمْ وَيُثَبِّتَ بِهِ الْأَقْدَامَ
﴿١١﴾ إِذْ يُوحِي رَبُّكَ إِلَى الْمَلَائِكَةِ أَنِّي مَعَكُمْ فَثَبِّتُوا الَّذِينَ
آمَنُوا ۚ سَأُلْقِي فِي قُلُوبِ الَّذِينَ كَفَرُوا الرُّعْبَ فَاضْرِبُوا
فَوْقَ الْأَعْنَاقِ وَاضْرِبُوا مِنْهُمْ كُلَّ بَنَانٍ ﴿١٢﴾ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمْ
شَاقُّوا اللَّهَ وَرَسُولَهُ ۚ وَمَن يُشَاقِقِ اللَّهَ وَرَسُولَهُ فَإِنَّ اللَّهَ
شَدِيدُ الْعِقَابِ ﴿١٣﴾ ذَٰلِكُمْ فَذُوقُوهُ وَأَنَّ لِلْكَافِرِينَ
عَذَابَ النَّارِ ﴿١٤﴾ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا إِذَا لَقِيتُمُ الَّذِينَ
كَفَرُوا زَحْفًا فَلَا تُوَلُّوهُمُ الْأَدْبَارَ ﴿١٥﴾ وَمَن يُوَلِّهِمْ يَوْمَئِذٍ
دُبُرَهُ إِلَّا مُتَحَرِّفًا لِّقِتَالٍ أَوْ مُتَحَيِّزًا إِلَىٰ فِئَةٍ فَقَدْ بَاءَ
بِغَضَبٍ مِّنَ اللَّهِ وَمَأْوَاهُ جَهَنَّمُ ۖ وَبِئْسَ الْمَصِيرُ ﴿١٦﴾



(9) Ва эй мӯъминон, рӯзи ҷанги Бадрро ёд кунед, он гоҳ, ки барои пирӯзӣ алайҳи душманонатон аз Парвардигоратон кӯмак хостед, пас дархостатонро пазируфт, ки “**Ман ба шумо бо ҳазор адад фаришта, ки паёпай меоянд, мадад мерасонам**.”

(10) Ва Аллоҳ (ч) шуморо бо фиристодани фариштагон танҳо барои додани ин мужда мадад кард, ки бегумон бар зидди душманон ёриатон мекунад ва то ин ки қалбҳои шумо бо яқин доштан ба пирӯзӣ ором гирад. Ва пирӯзӣ бо адади зиёд ва фароҳам будани лавозимоти ғолибият ҳосил намегардад, балки он фақат аз назди Аллоҳ (ч) аст. Ҳамоно Аллоҳ (ч) дар мулки Худ ҳамеша Ғолиб буда, касе Ӯро мағлуб намесозад ва дар аҳком ва таъйини тақдирот бағоят Ҳаким аст.

(11) Эй мӯъминон, ба хотир оред он гоҳ, ки Аллоҳ (ч) барои эҳсоси эминӣ аз он тарсе, ки дар дилатон аз душман пайдо гашта буд, ба шумо хоби сабукеро афканд ва бар шумо аз сӯи осмон борон фуруд овард, то бо он аз нопокиҳо покатон кунад ва васвасаҳои шайтонро аз шумо дур созад ва дилатонро барои устувории ҷисматон ҳангоми мулоқот бо душман мустаҳкам намояд ва бо намнок кардани замини регӣ қадаматонро устувор созад, ки дар замин фурӯ наравад.

(12) Эй Паёмбар, ба хотир биёр он замонеро, ки Парвардигорат ба фариштагоне, ки ба василаи онҳо дар ҷанги Бадр мӯъминонро кӯмак намуд, пайғом фиристод, ки: “**Эй фариштагон, Ман бешак бо кӯмак ва дастгирӣ ҳамроҳи шумоям. Барои ҳамин иродаи мӯъминонро дар ҷанг алайҳи душманонашон қавӣ гардонед. Ман ба зудӣ дар дили кофирон ҳароси сахтро ҷойгир мекунам. Пас эй мӯъминон, гардани кофиронро бизанед, то бимиранд ва аз онҳо  ҳар тарафи дастҳо ва пойҳояшонро бизанед, то аз ҷанг боз монанд**.”

(13) Сабаби қатли кофирон ва буридани дасту пойи онҳо дар он аст, ки эшон бо Аллоҳ (ч) ва Расулаш мухолифат карданд. Фармонҳои онҳоро иҷро накарданд ва аз он чи наҳй намудаанд, боз наистоданд. Ва ҳар ки бо Аллоҳ (ч) ва Расулаш мухолифат кунад, пас яқинан Аллоҳ (ч) ӯро дар дунё бо кушта шудан, дар банди асорат афтодан ва дар охират бо гирифтор сохтанаш ба оташи дӯзах сахт уқубат мекунад.

(14) Ин азоб барои шумо мухолифони Аллоҳ (ч) ва Расул аст. Пас, ин уқубати фаврии ин дунёро бичашед ва дар рӯзи охират агар кофир бимиред, бароятон азоби дӯзах аст.

(15) Эй он касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон оварда, аз Паёмбараш пайравӣ кардаед, вақте дар майдони набард бо мушрикон дар ҳолати бо якдигар наздик рӯ ба рӯ мегардед, пас ба онҳо пушт нагардонед ва фирор накунед. Балки дар баробарашон устувор бошед ва ҳангоми бо онҳо дар набард мулоқот кардан сабрро пеша кунед. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) бо кӯмак ва дастгирии Худ ҳамроҳи шумо аст.

(16) Ва ҳар кас аз майдони набард ба кофирон пушт гардонида, мегурезад, пас бегумон аз майдон бо ғазаби Парвардигор бозгашта, сазовори хашми Ӯ мешавад ва ҷояш дар охират дӯзах аст ва он ҷойи бозгашти ниҳоят бад аст, ба истиснои он ки ҷанговар қасди ба ҷанги онҳо бозгаштанро дошта, дар зоҳир аз майдон пушт гардонида, ин амали худро барои кофирон ҳамчун  фирор нишон медиҳад, аммо дар асл аз ин ҳолат ҳамчун василаи макри ҷангӣ истифода мебарад ва мақсади дубора ба ҷанги онҳо баргаштанро дорад ё аз майдон пушт мегардонад, вале ба гурӯҳи дигари ҷанговарон мепайвандад. Агар шахси муҷоҳид ба ин мақсад аз набарди кофирон пушт гардонад, пас вай ба ҳукми боло зикршуда дохил намешавад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дар оятҳои мазкур иноятҳи азими Худо ба бандагони мӯъмин, осонсозии асбоби таҳкимбахши қалбу қадам ва дурсозандаи норохатӣ ва васвасаи шайтон аз онҳо зикр шуда аст;

2.Пирӯзӣ танҳо дар ихтиёри Худо аст. Адади зиёд ва мавҷудияти лавозимоти пирӯзӣ зарур, вале кӯмаки илоҳӣ асос аст;

3.Бе ягон узри шаръӣ аз майдони ҷанг гурехтан аз ҷумлаи бузургтарин гуноҳ ба шумор меравад;

4.Оятҳои карима ба мӯъминон қоидаҳои ҳарбии ҷангро таълим дода аст. Итоати Худову Паёмбар (с), устуворӣ дар баробари душман, сабр дар майдони набард ва бисёр ёд кардани Худо аз қоидаҳои ҷанг аст.

فَلَمْ تَقْتُلُوهُمْ وَلَٰكِنَّ ٱللَّهَ قَتَلَهُمْ ۚ وَمَا رَمَيْتَ إِذْ رَمَيْتَ
وَلَٰكِنَّ ٱللَّهَ رَمَىٰ ۚ وَلِيُبْلِىَ ٱلْمُؤْمِنِينَ مِنْهُ بَلَآءً حَسَنًا ۚ
إِنَّ ٱللَّهَ سَمِيعٌ عَلِيمٌ ﴿١٧﴾ ذَٰلِكُمْ وَأَنَّ ٱللَّهَ مُوهِنُ كَيْدِ
ٱلْكَٰفِرِينَ ﴿١٨﴾ إِن تَسْتَفْتِحُوا۟ فَقَدْ جَآءَكُمُ ٱلْفَتْحُ ۖ وَإِن
تَنتَهُوا۟ فَهُوَ خَيْرٌ لَّكُمْ ۖ وَإِن تَعُودُوا۟ نَعُدْ وَلَن تُغْنِىَ عَنكُمْ
فِئَتُكُمْ شَيْـًٔا وَلَوْ كَثُرَتْ وَأَنَّ ٱللَّهَ مَعَ ٱلْمُؤْمِنِينَ ﴿١٩﴾
يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓا۟ أَطِيعُوا۟ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ وَلَا تَوَلَّوْا۟ عَنْهُ
وَأَنتُمْ تَسْمَعُونَ ﴿٢٠﴾ وَلَا تَكُونُوا۟ كَٱلَّذِينَ قَالُوا۟ سَمِعْنَا وَهُمْ
لَا يَسْمَعُونَ ﴿٢١﴾ ۞ إِنَّ شَرَّ ٱلدَّوَآبِّ عِندَ ٱللَّهِ ٱلصُّمُّ ٱلْبُكْمُ ربع الحزب ١٨
ٱلَّذِينَ لَا يَعْقِلُونَ ﴿٢٢﴾ وَلَوْ عَلِمَ ٱللَّهُ فِيهِمْ خَيْرًا لَّأَسْمَعَهُمْ ۖ
وَلَوْ أَسْمَعَهُمْ لَتَوَلَّوا۟ وَّهُم مُّعْرِضُونَ ﴿٢٣﴾ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ
ءَامَنُوا۟ ٱسْتَجِيبُوا۟ لِلَّهِ وَلِلرَّسُولِ إِذَا دَعَاكُمْ لِمَا يُحْيِيكُمْ ۖ
وَٱعْلَمُوٓا۟ أَنَّ ٱللَّهَ يَحُولُ بَيْنَ ٱلْمَرْءِ وَقَلْبِهِۦ وَأَنَّهُۥٓ إِلَيْهِ
تُحْشَرُونَ ﴿٢٤﴾ وَٱتَّقُوا۟ فِتْنَةً لَّا تُصِيبَنَّ ٱلَّذِينَ ظَلَمُوا۟
مِنكُمْ خَآصَّةً ۖ وَٱعْلَمُوٓا۟ أَنَّ ٱللَّهَ شَدِيدُ ٱلْعِقَابِ ﴿٢٥﴾



(17) Пас эй мӯъминон, шумо дар рӯзи ҷанги Бадр мушриконро бо тавони худ накуштед, валекин Аллоҳ (ч) бароятон дар ин кор кӯмак расонид. Ва эй Паёмбар вақте мушти хокро ба сӯи кофирон афкандӣ, онро ту наафкандӣ, балки Аллоҳ (ч) онро афканда, ба нишон расонд ва то Аллоҳ (ч) аз назди Худ мӯъминонро бо неъмати пирӯзӣ бар мушрикон, сарфи назар аз камии теъдод ва лавозимоти ҷангиашон озмоиш кунад, ки оё шукрашро иҷро месозед. Ҳамоно Аллоҳ (ч) дуову гуфторҳои шуморо мешунавад, амалҳо ва манфиатҳоятонро медонад.

(18) Он чи дар бораи қатли мушрикон ва афкандани хок бар рӯи онҳо, ки сабаби шикасташон шуд ва пирӯзии теъдоди ками мӯъминон алайҳи душманонашон зикр шуд, танҳо аз ҷониби Аллоҳ (ч) буд ва бешак, Аллоҳ (ч) макри кофиронро, ки зидди Ислом дасиса мекунанд, нотавон мегардонад.

(19) Эй мушрикон, агар шумо аз Аллоҳ (ч) дархости онро доред, ки азобашро бар золимон фуруд орад, пас бешубҳа, талаби кардаатонро бар худи шумо воқеъ кунонида аст. Бар шумо он азоберо нозил кард, ки бароятон уқубат ва барои бандагони парҳезгор дарси ибрат аст. Ва агар аз ин талаби хештан худдорӣ кунед, бароятон беҳтар аст. Зеро шояд Аллоҳ (ч) то имрӯз ба шумо мӯҳлат дода, фавран интиқом нагирифта аст. Ва агар ба талаби хештан ва ҷангидан бо мӯъминон бозгардед, Мо низ бо овардани азоб бар шумо ва пирӯз сохтани аҳли имон бозмегардем ва ҷамоату ёваронатон агарчи дорои теъдоди зиёд ва лавозимоти зарурии ҷангӣ буда, адади мӯъминон кам ҳам бошад, азоби Мо ва пирӯзии аҳли имонро аз шумо дур карда наметавонад. Ва ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) бо дастгирӣ ва нусраташ ҳамроҳи мӯъминон аст. Бо ҳар бандае Аллоҳ (ч) бошад, ҳеҷ кас ӯро шикаст намедиҳад.

(20) Эй мӯъминон, Аллоҳ (ч) ва Паёмбарашро итоат намоед ва аз Паёмбар (с) бо мухолифати фармонаш рӯй нагардонед ва ҳол он ки оятҳои бароятон тиловатшавандаро мешунавед.

(21) Ва эй мӯъминон, монанди кофирону мунофиқоне набошед, ки вақте бар онҳо оятҳои Аллоҳ (ч) тиловат мешавад, мегӯянд: “**Он чи барои мо аз Қуръон тиловат шуд, шунидем**.” Дар ҳоле ки онҳо бо тафаккур ва ибратпазирӣ онро намешунаванд, то манфиат гиранд.

(22) Ҳамоно бадтарин хазандаи замин назди Аллоҳ (ч) мавҷудоти ношунавое ҳастанд, ки ҳақиқатро дар амал намешунаванд, аз гуфтани ҳақиқат лол буда, амр ва наҳйи Аллоҳ (ч)-ро дарк намекунанд.

(23) Ва агар Аллоҳ (ч) дар вуҷуди мушрикони такзибгар хайреро медонист, ҳақро ба онҳо тавре мешунавонид, ки аз он суд мебурданд ва далелҳои моро мефаҳмиданд, аммо Аллоҳ (ч) медонад, ки дар онҳо ҳеҷ хайре нест. Ва агар, ба фарзи мисол, Аллоҳ (ч) ҳақро ба онҳо мешунавонид, онҳо аз он сарпечӣ менамуданд ва онҳо бо якравиашон рӯйгардонанд.

(24) Эй мӯъминон! Вақте Аллоҳ (ч) ва Расулаш шуморо ба сӯи ҳақ, ки сабаби ҳаёти шумост, фаро мехонанд, бо итоат кардани дастуроти онҳо даъваташонро бипазиред. Ва яқин дошта бошед, ки Аллоҳ (ч) ба тамоми кор қудрат дорад. Ӯ қудрат дорад, ки миёни шумову ҳақиқат, вақте баъди рад намуданаш дубора мехоҳед онро қабул кунед, монеа эҷод кунад ва дигар онро пазируфта натавонед. Барои ҳамин ба сӯи ҳақ бишитобед ва бидонед, ки рӯзи қиёмат танҳо ба сӯи Аллоҳ (ч) ҳашр мешавед, пас шуморо дар ивази корҳои дар дунё анҷомдодаатон подош медиҳад.

(25) Ва эй мӯъминон, аз он уқубате бипарҳезед, ки аз шумо фақат домани нофармонҳоро намегирад, балки нофармону фармонбардор ҳамагӣ дучораш мешаванд. Ин азоби умумӣ вақте меояд, ки зулм ҳама ҷоро фаро гирад ва пеши роҳи он гирифта намешавад. Ва яқин дошта бошед, ки уқубати илоҳӣ барои шахси нофармон бисёр сахт аст. Ба ҳамин сабаб, аз нофармонии Ӯ бипарҳезед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аллоҳ (ч) ҳамроҳи касе бошад агарчи нотавон буда, теъдоди кам ҳам дошта бошад, пирӯз мегардад. Ин ҳамроҳии махсуси Аллоҳ (ч) вобаста ба амалҳои имоние аст, ки мӯъминон онро иҷро мекунанд;

2.Шахси мӯъмин вазифадор аст, ки барои расидан ба ҳадаф аз сабабҳои моддӣ истифода барад, масъулияти бандагии худро иҷро кунад, сипас корашро ба Аллоҳ (ч) ҳавола сохта, таваккул намояд. Аммо таҳаққуқ бахшидани натиҷа ва ҳадаф ба Аллоҳ (ч) марбут аст;

3.Оятҳои мазкур далели он аст, ки имон танҳо аз шахси вуҷудаш аз хайр холӣ манъ мешавад. Шахси дар вуҷудаш хайр надошта касест, ки имон дар вай рушд намеёбад ва самара намедиҳад;

4.Барои ҳар бандаи боимон бор-бор гуфтани ин дуо зарур аст: “**Эй Парвардигори гардонандаи дилҳо, қалби маро дар роҳи динат устувор бисоз. Эй Дигаргунсозандаи қалбҳо, дили маро ба сӯи итоати Худ баргардон**.”;

5.Аллоҳ (ч) мӯъминонро дастур додааст, ки набояд дар баробари кори хилофи шаръ сукут кунанд ва илло азоби илоҳӣ ба таври умумӣ ҳамаашонро нобуд мекунад.

وَٱذۡكُرُوٓاْ إِذۡ أَنتُمۡ قَلِيلٞ مُّسۡتَضۡعَفُونَ فِي ٱلۡأَرۡضِ تَخَافُونَ
أَن يَتَخَطَّفَكُمُ ٱلنَّاسُ فَـَٔاوَىٰكُمۡ وَأَيَّدَكُم بِنَصۡرِهِۦ وَرَزَقَكُم
مِّنَ ٱلطَّيِّبَٰتِ لَعَلَّكُمۡ تَشۡكُرُونَ ٢٦ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ
لَا تَخُونُواْ ٱللَّهَ وَٱلرَّسُولَ وَتَخُونُوٓاْ أَمَٰنَٰتِكُمۡ وَأَنتُمۡ تَعۡلَمُونَ
٢٧ وَٱعۡلَمُوٓاْ أَنَّمَآ أَمۡوَٰلُكُمۡ وَأَوۡلَٰدُكُمۡ فِتۡنَةٞ وَأَنَّ ٱللَّهَ
عِندَهُۥٓ أَجۡرٌ عَظِيمٞ ٢٨ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ إِن تَتَّقُواْ
ٱللَّهَ يَجۡعَل لَّكُمۡ فُرۡقَانٗا وَيُكَفِّرۡ عَنكُمۡ سَيِّـَٔاتِكُمۡ
وَيَغۡفِرۡ لَكُمۡۗ وَٱللَّهُ ذُو ٱلۡفَضۡلِ ٱلۡعَظِيمِ ٢٩ وَإِذۡ يَمۡكُرُ بِكَ
ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ لِيُثۡبِتُوكَ أَوۡ يَقۡتُلُوكَ أَوۡ يُخۡرِجُوكَۚ وَيَمۡكُرُونَ
وَيَمۡكُرُ ٱللَّهُۖ وَٱللَّهُ خَيۡرُ ٱلۡمَٰكِرِينَ ٣٠ وَإِذَا تُتۡلَىٰ عَلَيۡهِمۡ
ءَايَٰتُنَا قَالُواْ قَدۡ سَمِعۡنَا لَوۡ نَشَآءُ لَقُلۡنَا مِثۡلَ هَٰذَآ إِنۡ هَٰذَآ
إِلَّآ أَسَٰطِيرُ ٱلۡأَوَّلِينَ ٣١ وَإِذۡ قَالُواْ ٱللَّهُمَّ إِن كَانَ هَٰذَا
هُوَ ٱلۡحَقَّ مِنۡ عِندِكَ فَأَمۡطِرۡ عَلَيۡنَا حِجَارَةٗ مِّنَ ٱلسَّمَآءِ
أَوِ ٱئۡتِنَا بِعَذَابٍ أَلِيمٖ ٣٢ وَمَا كَانَ ٱللَّهُ لِيُعَذِّبَهُمۡ وَأَنتَ
فِيهِمۡۚ وَمَا كَانَ ٱللَّهُ مُعَذِّبَهُمۡ وَهُمۡ يَسۡتَغۡفِرُونَ ٣٣



(26) Эй мӯъминон, ба хотир оред он замонеро, ки дар Макка теъдодатон андак буд, аҳли ин сарзамин шуморо нотавон дониста, озоратон медоданд. Аз он хавф доштед, ки душманонатон шуморо мерабоянд. Пас Аллоҳ (ч) шуморо дар сарзамини Мадина паноҳ дод ва дар майдонҳои набард, аз ҷумла дар ҷанги Бадр бо ноил гаштан ба пирӯзӣ алайҳи душман нерӯманд сохт ва аз неъматҳои пок бароятон рӯзӣ намуд. Аз неъматҳои пок он молҳои ғаниматест, ки онро дар майдон аз душманон гирифтед. Ин ҳамаро ба шумо ато кард, то барои неъматҳояш Ӯро шукргузорӣ кунед ва шукри неъмат сабаби афзоиш ёфтани он мешавад ва аз носипосӣ бипарҳезед, ки лутфу эҳсони Худро аз дастатон гирифта, ба азоб гирифторатон месозад.

(27) Эй мӯъминон! Бо тарки дастурот ва адами парҳез аз мамнӯот ба Аллоҳ (ч) ва Расулаш хиёнат макунед ва ба он чи бароятон аз дин ва ғайри он амонат дода шуда аст, хиёнат макунед ва ҳол он ки шумо хиёнат будани кори худ ва фарҷоми хиёнаткориро медонед.

Чун дар бисёр ҳолат муҳаббати молу фарзанд боиси хиёнаткорӣ мегардад, Аллоҳ (ч) дар ояти зерин василаи озмоиш будани он дуро хабар дода мегӯяд:

(28) Ва эй мӯъминон, бидонед, ки молҳо ва фарзандонатон барои шумо аз ҷониби Аллоҳ (ч) василаи озмоиш ҳастанд. Гоҳо шуморо аз амали охират манъ намуда, ба хиёнаткорӣ мебаранд. Ва бидонед, ки назди Аллоҳ (ч) подоши бузург аст. Набояд бо мақсади риояи хотири фарзандон ва ҳифзи амволатон хиёнаткорӣ карда, аз савоби назди Аллоҳ (ч) маҳрум монед.

(29) Эй мӯъминон! Бидонед, ки агар бо иҷрои дастурот ва парҳез аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед, Ӯ бароятон илм ва ҳидояте медиҳад, ки бо он қудрати ҷудосозии ҳақиқат аз ботилро пайдо мекунед, дигар ин ду бароятон омехта намегардад ва ба сабаби парҳезкорӣ аъмоли бадатонро маҳв мегардонад ва гуноҳонатонро меомурзад. Ва Аллоҳ (ч) Соҳиби фазли бузург аст. Яке аз аломатҳои фазлаш омода кунонидани ҷаннат барои бандагони парҳезкор аст.

(30) Эй Паёмбар, ба хотир биёр он замонеро, ки мушрикон барои ҳамкорӣ бо ҳам иттифоқ баста, дасиса мекарданд, то туро ҳабс кунанд ё бикушанд ва ё аз Маккаи Мукаррама биронанд. Ва онҳо мудом макр мекунанд ва Аллоҳ (ч) дар ҷавоби он тадбир намуда, найрангашонро барбод медиҳад ва Аллоҳ (ч) беҳтарини чорасозон аст.

(31) Ва чун оятҳои Мо бар онҳо тиловат карда шавад, бо саркашӣ ва якравӣ мегӯянд: "**Пеш аз ин суханон монандашро шунидаем. Агар мо низ монанди ин Қуръон сухан гуфтан хоҳем, мегӯем. Ин Қуръони шунидаи мо ҷуз афсонаҳои дурӯғи пешиниён чизе нест. Барои ҳамин ҳеҷ гоҳ ба он имон намеорем**."

(32) Ва эй Паёмбар, он замонеро ба ёд биёр, ки мушрикон гуфтанд: "**Парвардигоро, агар он чи Муҳаммад овардааст, рост бошад, пас аз осмон бар мо сангҳое бибор, ки ҳалокамон созад ва ё бароямон азоби сахт биёр**." Мақсад аз ин сухан шадидан рад кардани ҳақ буд.

(33) Ва то он замоне, ки ту эй Паёмбар, дар байни умматонат[1] зиндаӣ, Аллоҳ (ч) бо уқубати решакансозанда уқубаташон намекунад. Мавҷудияти ту дар миёни онҳо василаи эмин монданашон аз уқубати илоҳӣ аст. Ва инчунин то он ки онҳо барои гуноҳонашон аз Аллоҳ (ч) талаби омӯрзиш мекунанд, Аллоҳ (ч) азобашон намекунад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Сипосгузорӣ аз лутфу эҳсонҳои Аллоҳ (ч) неъмати бузург буда, бо иҷрои он фазли илоҳӣ зиёд мегардад ва ба муҷарради кам гаштанаш фазлаш низ кам мешавад;

2.Амонатдорӣ дар ислоҳ шудани аҳволи мусулмонон то замоне, ки пойбандаи ин ахлоқи олӣ ҳастанд, нақши калон дорад. Ин рафтор далели покии нафс ва муътадил будани рафторҳои аз шахс содиршаванда мебошад;

3.Савоби ба сабаби даст кашидан аз манъкардаҳои Аллоҳ таоло ҳосилшаванда, аз фоидаҳое, ки ба хотири молҳову фарзандон бо мухолифати Аллоҳу Расулаш ҳосил мегардад, беҳтар аст;

4.Оятҳои мазкур камхирадии шахсони аз Ислом рӯйгардонидаро баён мекунад. Зеро онҳо дар ивази он ки "**Парвардигоро, агар он чи Муҳаммад оварда аст, рост бошад, пас моро ҳидоят намо**" бигӯянд, ҷумлаи боло зикршударо гуфтанд;

5.Оятҳои ёдшуда фазилат ва баракати истиғфорро зикр намуда, онро аз монеаҳои воқеъ гаштани азоби илоҳӣ нишон додааст.

1. Мурод аз уммат дар ин оят маънои васеи он, яъне уммати даъват ва уммати иҷобат аст. Уммати даъват ҳар он касест, ки Паёмбар (с) ба сӯяш фиристода шудаанд. Аммо уммати иҷобат мӯъминони пайрави Паёмбар (с) ҳастанд. (**Муаллифон бо иловаи шарҳи маънои "уммат" аз ҷониби мутарҷим**)

وَمَا لَهُمْ أَلَّا يُعَذِّبَهُمُ اللَّهُ وَهُمْ يَصُدُّونَ عَنِ الْمَسْجِدِ
الْحَرَامِ وَمَا كَانُوا أَوْلِيَاءَهُ ۚ إِنْ أَوْلِيَاؤُهُ إِلَّا الْمُتَّقُونَ
وَلَٰكِنَّ أَكْثَرَهُمْ لَا يَعْلَمُونَ ٣٤ وَمَا كَانَ صَلَاتُهُمْ
عِنْدَ الْبَيْتِ إِلَّا مُكَاءً وَتَصْدِيَةً ۚ فَذُوقُوا الْعَذَابَ
بِمَا كُنْتُمْ تَكْفُرُونَ ٣٥ إِنَّ الَّذِينَ كَفَرُوا يُنْفِقُونَ
أَمْوَالَهُمْ لِيَصُدُّوا عَنْ سَبِيلِ اللَّهِ ۚ فَسَيُنْفِقُونَهَا ثُمَّ تَكُونُ
عَلَيْهِمْ حَسْرَةً ثُمَّ يُغْلَبُونَ ۗ وَالَّذِينَ كَفَرُوا إِلَىٰ جَهَنَّمَ
يُحْشَرُونَ ٣٦ لِيَمِيزَ اللَّهُ الْخَبِيثَ مِنَ الطَّيِّبِ وَيَجْعَلَ
الْخَبِيثَ بَعْضَهُ عَلَىٰ بَعْضٍ فَيَرْكُمَهُ جَمِيعًا فَيَجْعَلَهُ
فِي جَهَنَّمَ ۚ أُولَٰئِكَ هُمُ الْخَاسِرُونَ ٣٧ قُلْ لِلَّذِينَ
كَفَرُوا إِنْ يَنْتَهُوا يُغْفَرْ لَهُمْ مَا قَدْ سَلَفَ وَإِنْ يَعُودُوا
فَقَدْ مَضَتْ سُنَّتُ الْأَوَّلِينَ ٣٨ وَقَاتِلُوهُمْ حَتَّىٰ
لَا تَكُونَ فِتْنَةٌ وَيَكُونَ الدِّينُ كُلُّهُ لِلَّهِ ۚ فَإِنِ
انْتَهَوْا فَإِنَّ اللَّهَ بِمَا يَعْمَلُونَ بَصِيرٌ ٣٩ وَإِنْ تَوَلَّوْا
فَاعْلَمُوا أَنَّ اللَّهَ مَوْلَاكُمْ ۚ نِعْمَ الْمَوْلَىٰ وَنِعْمَ النَّصِيرُ ٤٠



(34) Ва омадани азобро аз кофирон чӣ манъ мекунад, дар ҳоле ки онҳо ба гуноҳони манъи мардум аз тавофи Хонаи Каъба ва адои намоз дар он даст мезананд ва ин корашон боиси уқубаташон мегардад?! Ва мушрикон дӯстони Аллоҳ (ч) нестанд. Танҳо касоне дӯстони Аллоҳ (ч) ҳастанд, ки бо иҷрои дастурот ва дурӣ ҷустан аз мамнӯот парҳезкорӣ мекунанд. Вале аксари мушрикон намедонанд, ки дӯсти Ӯ нестанд.

(35) Ва намози мушрикон дар назди Масҷид-ул-ҳаром ҷуз ҳуштак кашидан ва кафкӯбӣ чизе нест. Пас эй мушрикон, ба сабаби куфр варзидан ба Аллоҳ (ч) ва таксиби Паёмбар (с) уқубатро дар ҷанги Бадр бо роҳи кушта шудан ва асорат афтодан бичашед.

(36) Ҳамоно кофирон амволи худро ба мақсади пешгирии мардум аз дини Аллоҳ (ч) харҷ менамоянд. Пас амволашонро харҷ мекунанд, вале хостаашон ҳаргиз таҳаққуқ намеёбад, сипас оқибат кори кардаи онҳо боиси ҳасрат ва пушаймониашон мегардад, зеро ҳам молашон аз байн меравад ва ҳам ба мақсадашон намерасанд, баъд аз он дар охир бо ғолибшавии мусалмонон мағлуб мегарданд. Ва касоне, ки ба Аллоҳ (ч) кофир шудаанд, дар рӯзи қиёмат ба сӯи дӯзах ронда мешаванд ва дар онҷо абадӣ мемонанд.

(37) Ин кофироне, ки молҳои худро барои пешгирӣ аз дини Аллоҳ (ч) харҷ мекунанд, ба сӯи дӯзах ронда мешаванд, то Аллоҳ (ч) тоифаи палиди кофиронро аз тоифаи поки мӯъминон ҷудо кунад ва баъзеи ашхос, аъмол ва амволи палидро бар баъзеи дигараш ҷамъ ва тӯда мегардонад, пас онҳоро ба дӯзах медарорад. Инҳо зиёнкорони воқеӣ ҳастанд. Зеро онҳо дар қиёмат бар худ ва хонадонашон зиён меоранд.

(38) Эй Паёмбар, ба кофирони қавмат бигӯ: “**Агар онҳо аз куфр варзидан ба Аллоҳу Расулаш ва манъи мардум аз роҳи Аллоҳ (ч) худдорӣ кунанд, Аллоҳ (ч) гуноҳони гузаштаашонро мебахшад, зеро пазируфтани Ислом маъсиятҳои пешинаро маҳв месозад ва агар ба куфрашон бозгарданд, пас бешак қонуни тағйирнопазири илоҳӣ оиди пешиниён гузашта аст, ки агар онҳо паёмбаронро таксиб намуда, куфрашонро идома диҳанд, Аллоҳ (ч) дар ҳамин дунё қабл аз охират онҳоро азоб медиҳад**.”

(39) Ва эй мӯъминон, бо душманони кофиратон то вақте биҷангед, ки аз ширк ва манъи мӯъминон аз дини Аллоҳ (ч) нишоне намонад ва дину ибодат танҳо аз они Аллоҳи Ягона гардад. Пас агар кофирон аз амали куфр ва манъи мардум аз роҳи Аллоҳ (ч) боз истанд, онҳоро ба ҳолашон гузоред. Зеро яқинан Аллоҳ (ч) аз он чи мекунанд, Огоҳ буда, чизе аз Ӯ пӯшида нест.

(40) Ва агар онҳо аз корҳои бади хеш, ки аз куфру манъи мардум аз роҳи Худо иборат буда, бар тарки он амр шудаанд, барнагарданд, пас эй мӯъминон, яқин дошта бошед, ки Аллоҳ (ч) шуморо алайҳи онҳо кӯмак мекунад. Аллоҳ (ч) беҳтарин Сарпараст ва Ёрирасон аст. Ҳар ки аз сӯи сарпарастӣ шавад, растагор мешавад ва ҳар ки аз Ӯ ёрӣ бинад, ба пирӯзӣ мерасад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Манъи мардум аз ибодати Масҷид-ул-ҳаром ҷинояти бузурге аст, ки муртакибшудагони он пеш аз охират сазовори уқубати дунё мегарданд;

2.Таъмири Масҷид-ул-ҳаром ва сарпарастии он шарафест, ки танҳо дӯстони парҳезкори Аллоҳ таоло сазовори онанд;

3.Оятҳои мазкур барои кофирон хушдор аст. Ба ин маъно, ки ҳарчанд барои манъи мардум аз дини Аллоҳ (ч) моли худро сарф кунанд, ба мақсад намерасанд ва ба ҳасрату пушаймонӣ дучор мешаванд;

4.Даъвати Аллоҳ (ч) кофиронро ба тавба кардан ва имон овардан, бо вуҷуди якравии онҳо аломати даъвати боз будани он аст;

5.Аллоҳ (ч) Сарпараст ва ёвари ҳар ки бошад, ҳаросе надорад ва аммо душмани Аллоҳ (ч) ҳаргиз иззат намебинад.